


*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*





# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

ДУШАНБЕ
НАШРИЁТИ КМ ПК ТОҶИКИСТОН




ИЮЛЬ
7
1985

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

# КОММУНИСТИ ТОҶИКИСТОН

№ 7
ИЮЛЬ
соли 1985

Журнал аз январи соли 1936 чоп мешавад

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

## МУНДАРИҶА





# СОБИТҚАДАМОНА ПЕШ РАВЕМ

## *Баромади Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. ГОРБАЧЁВ дар ҷамъомади фаъолони ташкилоти партиявии Ленинград 17 маи соли 1985*

Рафиқони азиз! Ба ман иҷозат диҳед, пеш аз ҳама иштирокчиёни мулоқоти ҳозираро аз номи Комитети Марказии КПСС гарму ҷӯшон, самимона табрик кунам. **(Чапакзании бардавом.)**

Рӯзҳои сафари мо ба Ленинград бо воқеаи бузург ва муҳим дар ҳаёти халқи мо, мамлакати мо, партияи мо — 40 солагии Ғалабаи халқи советӣ дар Ҷанги Бузурги Ватанӣ рост омаданд. Ва ман мехостам, ки аз ин мулоқот истифода бурда, ҳамаи шумо ва дар шахси шумо ҳамаи ленинградиҳоро бо ин санаи пуршукӯҳ табрик кунам. **(Чапакзанӣ.)**

Вақте ки ман дар ин хусус гап мезанам, пеш аз ҳама он саҳми бузургеро дар назар дорам, ки ленинградиҳо ба Ғалаба бар Германияи фашистӣ гузошта, дар айни замон дар мубориза баҳри идеалҳои мо қаҳрамонии беамсол, садоқатмандии ҳақиқӣ ба Ватани советӣ, матонат ва фидокорӣ зоҳир намуданд. **(Чапакзанӣ.)** Ман инчунин он саҳми бузургеро дар назар дорам, ки ленинградиҳо дар тӯли чил соли гузаштаи осоишта ба сохтмони баъдиҷангӣ гузоштанд.

Комитети Марказии КПСС ва Ҳукумати Советӣ, тамоми партия ва халқи мо ба корнамоиҳои ҷангию меҳнатии ленинградиҳо, ба ҳамаи корҳое, ки ташкилоти партиявии Ленинград, меҳнаткашони шаҳр ва вилоят дар роҳи пойдор гардондани музаффариятҳои Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба ҷо овардаанд ва меоваранд, баҳои баланд медиҳанд.

Ташкилоти партиявии Ленинград, синфи коргари Ленинград, ҳамаи меҳнатдӯстони шаҳр ва вилоят — отряди пешқадами халқи советӣ, пушту паноҳи боэътимоди Комитети Марказии ленинӣ дар ҳамаи гардишҳои ҷиддии таърихи гузашта ва дар татбиқи амалии вазифаҳои таърихии марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти мо мебошанд. **(Чапакзанӣ.)**

Ин аввалин командировкаи ман баъди он аст, ки бо қарори Комитети Марказӣ ба зиммаи ман вазифаҳои нав гузошта шудаанд. Ва, албатта, он бесабаб командировка ба шаҳри шумо нашудааст. Инро, чунон ки ман аллакай гуфтам, он роли сиёсӣ, ҷамъиятӣ, иқтисодӣ ва мадание муайян мекунад, ки Ленинград ва вилояти Ленинград дар ҳаёти давлати сермиллати социалистии мо мебозад. **(Чапакзанӣ.)**

Дар ин рӯзҳо бо ленинградиҳо бисёр мулоқот ва сӯҳбатҳо баргузор шуданд. Сӯҳбатҳо бо коргарон, олимон, мутахассисон, роҳбарони корхонаҳо, ташкилотҳо, муассисаҳо, мулоқотҳо дар заводҳо, сохтмонҳо, дар лабораторияҳои илмӣ, донишкадаҳо. Мулоқотҳо нишон медиҳанд, ки коммунистон, комсомолон, ҳамаи меҳнаткашони Ленинград дар роҳи ба амал баровардани нақшаҳои партия собитқадамона кор меку-

нанд ва бо меҳнати худ ба пурқувват гардондани потенциали иқтисодӣ ва мудофиавии Ватанамон саҳми калон мегузоранд.

Масъалаҳои тараққиёти минбаъдаи иқтисодӣ ва социалии ноҳияи Ленинград бо хоҳиши комитети вилоятии партия дар вақташ дар ташкилотҳои дахлдори давлатӣ, илмӣ, хоҷагӣ, инчунин дар Совети Вазирони СССР ва Комитети Марказии партия муҳокима гардиданд ва маъқул дониста, дастгирӣ карда шуданд.

Дар рафти сафари кӯтоҳмуддати ҳозира дар Ленинград ва шиносой бо фаъолияти ташкилоти партиявӣ ва коллективҳои меҳнаткашон дар роҳи татбиқи амалии планҳои пешбинигардида ман бо қаноатмандӣ чунин хулоса баровардам, ки ин кор аллакай характери амиқу доманадор пайдо кардааст. Ва аз номи Комитети Марказӣ фаъолони партиявӣ ва хоҷагии вилоят ва шаҳрро барои чунин муносибат ба ҳалли ин вазифаи ниҳоят муҳими давлатӣ табрик кардан мехостам.

Зоҳиран, имрӯз одилона аст бигӯем, ки бо вуҷуди тамоми миқъёси вусъати корҳо, шумо ҳанӯз дар ибтидои ин роҳи муҳим мебошед. Вале он чиз ба ман таассуроти калон бахшид, ки имрӯз кадрҳои партиявӣ ва хоҷагӣ, олимон ва коркунони инженерию техникӣ бо проблемаҳои тезондани прогресси илмию техникӣ ва ривоҷу равнақи иқтисодиёт ба роҳи нав — роҳи интенсивонӣ гузарондани он машғул мебошанд. Ва, аз ҳама муҳимаш ин аст, ки ин проблемаҳо ба мадди аввали фаъолияти коллективҳои меҳнатии корхонаҳо, ташкилотҳои хоҷагӣ, муассисаҳои илмӣ гузошта мешаванд.

Аломати махсуси марҳалаи нав, ки саноати шаҳр аз сар мегузаронад, дар он аст, ки ҷавонон ба прогресси илмию техникӣ фаъолона мароқ зоҳир мекунанд. Дар участкаи системаҳои мавзуни истеҳсолии иттиҳодияи «Кировский завод» ман бо коргари ҷавоне сӯҳбат доштам, ки вай аз участкаи дигар ба ин участка гузаштааст, дар ин ҷо системаи роботҳое ҷорӣ карда мешаванд, ки марказҳои бо программаи рақамӣ идорашавандаро истеҳсол мекунанд. Дар айни замон музди кораш ҳам кам шудааст. Бо вуҷуди ҳамин вай ба инҷо гузашт, то ки аз худи аввал иштирокчии азхудкунии, чунон ки мегӯянд, ин олами кашфношудаи илмию техникӣ гардад. Ин факти худ аз худ аҷиб аст.

Ҳамаи се рӯз, аз ҷумла имрӯз ҳам, ки мо дар иттиҳодияи «Электросила» бо системаи лоиҳакашии автоматӣ, дар истеҳсолот, кори конструкторҳо ва лоиҳакашон, ҷорӣ намудани он ошно шудем, ба мо дар хусуси онҳо боз асосан инженерони ҷавон нақл карданд. Дар паҳлуи онҳо бошад, олимони забардаст ва «патриархи» онҳо академик И. А. Глебов меистоданд. Мана ҳамин иттифоқи рустаҳои ҷавони илмию инженерӣ бо олимони намоёни мо, ки имрӯз дар хоҷагии халқ ба вуқӯъ мепайвандад, ҳалли амалии он вазифаи бузургеро, ки ташкилоти партиявии шумо ба он шурӯъ кардааст, таъмин менамоянд.

Ба назарам, ба ҳамаи мо лозим меояд, ки корамонро аз нав созем, ба ҳама. Ман ҳатто чунин гуфтан мехоҳам — аз коргар то вазир, то котиби Комитети Марказии партия, то роҳбарони ҳукумат бояд кори худро аз нав созанд. Ҳама бояд муносибати навро ба кор омӯзад ва фаҳмад, ки мо роҳи дигар надорем. Ва ман сонитар боз ба ин масъала баргаштан мехоҳам.

Мулоқотҳо ва сӯҳбатҳо дар Ленинград барои ман муфид буданд. Онҳо имконият доданд, ки дар мисоли шаҳр ва вилоят бори дигар он муносибатҳоеро санҷем, ки Комитети Марказӣ ва Ҳукумати Советӣ онҳоро асоси стратегияи иқтисодии мо барои оянда қарор медиҳанд. Ман ба манфиати дурустии роҳи пешгирифтаамон далелҳои нави боэътимод ба даст овардам. Дар ин ҷо ҳамфикрон, ва на танҳо дар байни роҳбарон, на танҳо дар рафти мулоқотҳои пешбинигардида, балки дар рафти бисьёр мулоқотҳои, чунон ки мегӯянд, ғайрипланӣ ҳам бисьёр буданд.

Мо умедворем, ки таҷрибаи ленинградиҳо, ки имрӯз дар ҳалли масъалаҳои пухтарасидаи иқтисодиёти мо пешсаф мебошанд, аҳамияти

бузург дорад ва барои корхонаҳои саноатӣ, сохтмонҳо, институтҳои илмию таткиқотӣ ва ташкилотҳои лоиҳакашию конструкторӣ, барои кадрҳои партиявӣ ва хоҷагӣ мактаби аҷиб мегардад. Охир микьёси ин кор ҳоло дар ҳамаи соҳаҳо ва ноҳияҳои мамлакат васеъ шуда истодааст.

Ин, аз як тараф, барои ленинградиҳо шараф аст, вале, аз тарафи дигар, ба қабули меҳмонон ҳозиру омода шавед. **(Чапакзанӣ.)**

Ҷамъияти мо бо он тавоност, социализм бо он тавоност, ки аз таҷрибаи комьёбӣ, махсусан комьёбиҳои аввали марҳалае, ки дар он ҳалли масъалаҳои нави бузург оғоз мегардад, дигарон ҳам истифода бурда метавонанд. Ана ҳамин аст коллективизми социалистии мо дар амал, системаи хоҷагидории социалистии мо, ки дар худ имконияти бузурги потенциалиро ниҳон медорад. Муовизаи таҷриба — тезонандаи муқтадири пешрафти мо мебошад.

Мо умедворем, ки ленинградиҳо ба он бо диққати зарурӣ муносибат мекунанд, то ки ҳама чизи беҳтарине, ки онҳо ғун кардаанд, дастраси дигарон гардонанд ва ба партия кӯмак мерасонанд, ки марҳалаи мушкилтарин — марҳалаи такомули психологияи кадрҳоро дар рӯҳи талаботи ҳозира тезтар тай намояд. Асоси онҳоро рағбат ба техникаи пешқадами замонавӣ, технологияи пешқадам, прогресси илмию техникӣ ташкил менамояд.

Бояд гӯем, ки мулоқотҳо ва сӯҳбатҳои сершумори дар Ленинград баргузоршуда барои Комитети Марказии партия аҳамияти бузурги сиёсӣ доранд. Ман инҷо бисьёр арзу дархостҳо ва маслиҳатҳоро ном бурда метавонам, ки дар ин рӯзҳо ленинградиҳо ба адреси Комитети Марказии КПСС ва Ҳукумати Советӣ баён кардаанд. Ман онҳоро ҳамчун наказ, ҳамчун накази сиёсӣ медонам. Чандин ҳамингуна фикрҳои кӯтоҳу мазмунан васеъро мисол овардан мумкин. Дар майдони Восстания вақте ки ман пурсидам: «Шумо ба Комитети Марказӣ чӣ гуна дархост доред?», як коргар ҷавоб дод: «Он чиро ки оғоз кардед, собитқадамона давом додан лозим». **(Чапакзании пурмавҷ.)**

Имрӯз дар иттиҳодияи «Электросила» ҳангоми баромадан аз цех гурӯҳи наҷандон калони коргарон ҷамъ омадааст, то ки моро гуселонад. Ман боз худи ҳамон саволро додам ва ҷавоби моҳиятан басо пурмаъно гирифтам: «Ба он роҳ надодан муҳим аст, ки қавл аз амал фарқ кунад». Рафиқон, ин ҳақиқати маҳз аст. **(Чапакзании пурмавҷ.)**

Мо метавонем — ва ба ин боварӣ дорем, ки самтҳои асосии сиёсати социалию иқтисодиамонро дуруст муайян кунем. Мо таҷрибаи азими сиёсӣ дорем, ки онро партия, тамоми ҷамъияти мо дар пешрафти начандон осони худ бо роҳи дар ҳамин ҷо, дар Смольний, дар Ленинград соли 1917 кушода андӯхтаанд. Халқи мо дар ҷаҳон халқи аз ҳама маърифатнок мебошад, ки аз рӯи патриотизми худ мислу монанд надорад. Мо илми муқтадир, зумраи муқтадири интеллигенцияи илмию техникӣ ва эҷодкор дорем. Бо ибораи дигар мо метавонем, ва ман боварӣ дорам, ки ба съезд бо программаи ба хубӣ ва мулоҳизакорона тайёр кардашудаи тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат меоем. Мо бояд онро дар ташкилотҳои партиявӣ, дар коллективҳои меҳнатӣ васеъ муҳокима кунем. Мо ба съезд бо сиёсати озмудашуда, мақсаднок, сафарбаркунанда, сиёсати ба нафъи халқ, сиёсати сулҳҷӯёна, сиёсати фаъол меоем, ки он бояд динамизми ҷамъияти моро таъмин кунад.

Вале, рафиқон, худи ҳамин рӯз ҳувайдост, ки зарурияти тезондани пешрафти мо, зарурияти кори бештар оқилона, бештар бомасъулият, бештар боинтизом меҳвари асосии ин сиёсат мегардад. Ҳоло бештар ҷорӣ кардани тартибу низом, ҷустуҷӯи илмӣ, сари вақт ҳал намудани масъалаҳои калону муҳим дар назди мо истодааст. Сафарбарии бузурги ҳамаи қувваҳои эҷодӣ, маҳорати бо тарзи нав пеш бурдани корҳо талаб карда мешавад. Ва на танҳо дар иқтисодиёт, балки дар соҳаи социалӣ, дар соҳаи маданият, идеология ҳам — хуллас, дар тамоми соҳаҳо.

Мо имкониятҳои реалӣ дорем. Вале, чунон ки мегӯянд, фосила дар байни имконият ва воқеият бузург аст. Ба туфайли маҳорати муттаҳид шуда тавонистан, ба туфайли боварӣ ба ҳаққонияти нақшаҳо мо бояд ин фосиларо ҳарчи зудтар тай кунем.

Дар ёд доред то ҷанг наслҳои калон вазифаи дар даҳсола тай кардани он роҳеро ҳал карданд, ки онро дигар давлатҳо дар сад сол тай кардаанд, то ки ммлакати мо дар вазъияти ногувор намонад. Онгоҳ аллакай ҳис карда мешуд, ки таҳдид дар навбати аввал ба давлати социалистӣ меафзояд. Онгоҳ иҷрои на ҳама корҳо муяссар мешуд, вале асосан муяссар мешуд. Ва бо ҳамин асоси ғалабаи соли 1945 гузошта шуда буд.

Ҳамин тавр, ба мо ҳам лозим аст, ки ҳозир роҳи бузургро низ дар мӯҳлати кӯтоҳ тай кунем.

Ва чунин ташкилотҳои пешқадам, бо таҷриба ва имкониятҳои худ маълуму машҳури партиявӣ, ба монанди ташкилотҳои партиявии Ленинград, Москва, Донецк, Свердловск, Новосибирск ва дигарҳо — ҳозир ман ҳамаро номбар кардан намехоҳам — бояд ба ин ҳаракат сарварӣ кунанд. Ба назарам ин пеш аз ҳама, ва беҳтар аз ҳама дар Ленинград вусъат ёфтааст. Дар айни замон намоишкорона не, балки ба таври реалӣ. Мехоҳам дар роҳи амалӣ гардондани он ба шумо муваффақият орзу кунам, мо бошем шуморо дастгирӣ мекунем. **(Чапакзанӣ).**

Воқеан, тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат барои чӣ ба мо зарур аст? Барои чӣ ҳаёти оромона моро қонеъ гардонда наметавонад? Охир, оромонатар зиндагӣ кардан ҳам мумкин-ку? Чунон ки мегӯянд, аз Октябрь сар карда қариб ҳафтод сол боз бошиддат кор мекунем. Ба назар чунин менамояд, ки акнун сусттар кор кардан ҳам мумкин.

Не, рафиқон, ҳеҷ набошад, ҳозир таърих барои ин ба мо имконият намедиҳад. Намедонам, чунин имконият медода бошад. Сониян, оё паст кардани суръати корҳо ба сиёсати мо, ба кори амалии мо мувофиқ аст? Гумон аст, ки ин дуруст бошад.

Доир ба ин маълумотҳои конкретӣ низ мавҷуданд. Вақтҳои охир пешравии мо дар бобати суръати афзоиши даромади миллӣ соле ба андозаи қариб се фоизро ташкил медиҳад. Андаке зиёду андаке кам, аммо тахминан қариб се фоиз. Ҳисоб нишон медиҳад, ки ба мо камаш чор фоиз лозим аст. Агар чор фоиз нашавад — ҳатто аз ин ҳам зиёдтар лозим — он гоҳ савол ба миён меояд: чӣ бояд кард? Суръати афзоиши дараҷаи зиндагониро кам кунем? Программаи баланд бардоштани некӯаҳволии моддии халқро ихтисор кунем? Ба ин роҳ мо рафта наметавонем.

Ба фикрам, концепцияе, ки мо дар Комитети Марказии партия ва ҳукумат кор карда баромадаем ва онро ба таври мухтасар ба маълумоти шумо мерасонам, дуруст аст. Ва мо бояд онро ба асос гирем. Муносибати дигар нест. Модоме ки муносибати дигар нест, пас ба ҳаёти оромона умед баста намешавад. Ба ин фаъолони партиявии мо бояд тайёр бошанд. **(Чапакзанӣ.)**

Фаъолони партиявӣ ин ҳамон қисми партияи мост, ки ҳамеша дар ҳамаи марҳалаҳо роли аз ҳама душвори сафарбаркунандагии омма, ҷустуҷӯкунандагии роҳҳои ҳалли вазифаҳоеро ба зимма мегирифтанд, ки онҳоро ҳаёт дар ин ё он марҳалаи таърихӣ дар назди мо мегузошт.

Дар ин рӯзҳо ба ман муяссар шуд, ки бо бисьёр рафиқон аз байни фаъолони ташкилоти партиявии Ленинград мулоқоту сӯҳбат кунам. Ва аз ин сӯҳбатҳо таассуроти амиқ боқӣ монд. Ман эътимоди комил ҳосил кардам: ҳамаи он чӣ ки ба зиммаи Ленинград гузошта шудааст, иҷро карда хоҳад шуд. Ленинградиҳо намунаи муташаккилии олӣ, фаҳмиши давлатии вазифаҳои худро дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти мо нишон медиҳанд. **(Чапакзанӣ.)**

Аммо дар назар дошта бошед, ки на ҳамаи корҳои шумо низ дар бобати суръат баҷоанд, ҳарчанд ки планҳоро иҷро мекунед. Аз афташ,

мо барои шумо планҳои сабукро муқаррар мекунем. (Хушҳолӣ дар зал.) Ба фикрам, планҳои шумо ба ҳар ҳол пуршиддатанд. Аммо бо вуҷуди он ки шаҳру вилоят панҷсоларс, маҳз панҷсоларо, на маҷмӯи планҳои солонаро иҷро мекунанд, бояд гуфт, ки қаноатманд набудан аз суръати пешравии иқтисодиёти мамлакат ба Ленинград ҳам пурра дахл дорад. Ман метавонистам ба ин боз ҳаминро илова намоям, ки ленинградиҳо ҳоло бо ҳосилнокии меҳнат низ на он қадар фахр карда метавонанд. Мо бошем, бе афзоиши ҳосилнокии меҳнат, бе он ки афзоиши ҳосилнокии меҳнат ҳар сол шаш, ҳафт, боз беҳтараш даҳ фоиз бошад ва дар бисьёр соҳаҳои ҳалкунанда вай аз ин ҳам тезтар афзояд, пеш рафта наметавонем. Агар ба ин масъала маҳз ҳамин тавр муносибат карда нашавад, мо ба дараҷаи олии ҷаҳонӣ расиданро таъмин карда наметавонем.

Бинобар ин дуруст аст, ки ленинградиҳо ҷасорат карда, ба чи тавр дар амал пеш рафтани кор баҳо дода, онро қатъиян дигаргун гардондаанд ва ба дигар ноҳияҳои мамлакат ибрат нишон додаанд.

Ба ин муносибат, рафиқон, программаи «Интенсификация-90»-ро, ки ҳарчанд аллакай маъқул муониста шуда бошад ҳам, бори дигар пурра маъқул мешуморам ва мехоҳам дар вохӯриамон онро боз тарафдорӣ кунам. Пеш аз ҳама барои он ки вай ба даст овардани худи ҳамон мақсад, маҳз афзоиши зарурии ҳосилнокии меҳнатро таъмин менамояд. Ин, зимнан дар намоише,ки ба программаи интенсификация бахшида шудааст, таҷассум ёфтааст. Ин аз тарафи ленинградиҳо дар назди тамоми ҷаҳон гуфта шудааст. Акнун ба шумо дигар ҷои халосӣ нест. Роҳи дигар вуҷуд надорад.

Ба ҳама фаҳмост ва мо ҳозир пурра боварӣ дорем, ки воситаи ягонае, ки ҳосилнокии меҳнатро зиёд карда метавонад, ин прогресси илмию техникӣ мебошад. Аммо барои он ки вай тамоми иқтисодиёти моро фаро гирад, даставвал дар асоси комилан дигар соҳаи мошинсозиро модернизация кардан ва ба воситаи мошинсозӣ, ба воситаи дар мошинҳо ва таҷҳизот амалӣ гардондани комьёбиҳои илмӣ ба технологияҳои нав расидан, аппарати истеҳсолии тамоми хоҷагии халқро нав кардан лозим аст.

Барои ин вақт лозим аст ва на як солу ду сол. Дар он даврае, ки мо дараҷаи мошинсозиро баланд мебардорем, ба комьёбиҳои илмӣ роҳ мекушоем, чӣ кор бояд кард? Ҳамаи соҳаҳоро пеш бурдан, аз ҷумла, ҳам мудофиаро мустаҳкам кардан, ҳам афзоиши некӯаҳволии моддиро таъмин намудан лозим аст. Бинобар ин дар марҳалаи аввали мубориза барои тезтар тараққӣ додани иқтисодиёт аз ҳисоби ҷорӣ кардани тартибот, баланд бардоштани интизоми меҳнатӣ, технологӣ ва давлатӣ самараи иловагии зиёд ба даст оварда метавонем ва бояд ба даст оварем.

Ин масъала, зимнан, на бори аввал бардошта мешавад. Мо дар ин бора бисьёр гап мезанем ва дар бораи интизом оё ҳар рӯз ҳоҷати гап задан ҳаст? На фақат ҳар рӯз, балки ҳар соат дар бораи он гап задан лозим аст, аз ҳама муҳимаш — тамоми чораҳоро бояд андешид, ки интизом мустаҳкам шавад.

Ман мехоҳам боз ба ҳамон мисоле истинод кунам, ки он дар вохӯрии дар КМ КПСС моҳи апрель барпогардида бо роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ, мутахассисон ва олимон оварда шуда буд. Дар рӯзҳои кори бригадаи КМ КПСС, ки вазъияти корҳоро дар заводи автомобилсозии Минск меомӯхт, ҳосилнокии меҳнат дар корхона 18 фоиз афзуд. Мо бошем, тахминан чунин вазифаҳоро барои тамоми панҷсола мегузорем. Бубинед, мо чи гуна захираҳо дорем! Рафиқони дигари ҳамон вақт дар вохӯрӣ баромадкарда, масалан, аз Қазоқистон, гуфтанд, оре, мо борҳо боварӣ ҳосил кардаем, ки ҳамин тавр мешавад, вақте ки дар цеҳҳо бо одамон ба кори фаъолона сар мекунем, худамон камбудиҳоямонро ошкор ва бартараф менамоем. Охир, бисьёр камбудиҳо на аз беинтизомӣ ё ғайрикофӣ будани масъулияти коргар, балки аз

номуташаккилии истеҳсолот, номунтазамии кори он, ки цикли меҳнатиро вайрон карда, кори коргарро суст менамояд, сар мезананд. Ана, вақте ки ҳамаи инро устоҳо, сардорони цехҳо, ҳам ҳайати асосии командавӣ ба дасти худ мегиранд, дар он ҷо, дар истеҳсолот онгоҳ ҳосилнокӣ даҳ, дувоздаҳ, понздаҳ, ҳеҷ набошад камаш ҳашт фоиз меафзояд.

Бинобар ин дар марҳалаи аввал, ки мо бо тезондани прогресси илмию техникӣ машғул мешавем, ба мо лозим аст, ки аз ташкили беҳтарини кор, аз масъулиятшиносии олӣ, аз муносибати софдилонаи меҳнаткашон ба кор бештар самара ба даст оварем. Ана дар ҳамин ҷо кори ташкилотҳои партиявӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол лозим аст. Дар ин ҷо системаи томи тадбирҳое зарур аст, ки он чораҳои комплексии тарбиявӣ, ташкилӣ, хоҷагӣ ва, албатта, ҳавасмандии моддиро дар бар гирад.

Иштирокчиёни Пленуми апрелии КМ КПСС хулосаи Бюрои сиёсии КМ-ро дар бораи он якдилона тарафдорӣ карданд, ки агар ҳамаи захираҳои ташкилӣ, иқтисодӣ ва социалиро ба кор андозем, дар ин бобат пеш аз ҳама фаъолияти одамонро вусъат диҳем, ба он муваффақ гардем, ки ҳар кас дар ҷои кори худ софдилона ва поквиҷдонона, натиҷанок меҳнат кунад, мо дар ҳақиқат метавонем самараро зудтар ба даст оварем. **(Чапакзанӣ.)**

Дар Ленинград, рафиқон, бисьёр корҳо ба ҷо оварда мешаванд, зеро он маркази калонтарини мошинсозии баландихтисос, мошинсозии энергетикӣ, киштисозӣ, радиотехникӣ, асбобсозӣ ва дигар соҳаҳои саноат мебошад. Дар шаҳр 300 ташкилоти илмӣ, конструкторӣ, технологӣ, лоиҳакашӣ воқеъ гардидааст, ҳар даҳумин коркуни ҳамин категорияи мамлакат дар Ленинград кор мекунад.

Нишондиҳандаҳои бисьёр киштиҳои дар мамлакат сохташаванда, объектиҳои энергетикӣ, металлургияи сиёҳ, ранга, комплексҳои химиявӣ ва нефту химиявӣ ба дараҷаи лоиҳаҳои институтҳо ва бюроҳои конструкторӣ кор карда мебаровардагӣ вобаста мебошанд. Инро дарк карда, ташкилотҳои партиявӣ, кадрҳои шаҳр ва вилояти шумо бисьёр корҳоро иҷро менамоянд, то ки дараҷаи баланди масъулиятшиносӣ нишон диҳанд.

Дар ин ҷо бисьёр иқдомҳои наҷиб пайдо шуда, дастраси тамоми мамлакат гардидаанд. Ҳамон ташаббусҳои амалие, ки дар коллективҳои меҳнатии шаҳр ба вуҷуд омадаанд, нағз маълуманд. Дар солҳои 60-ум коммунистони ленинградӣ дар саргаҳи барпо кардани иттиҳодияҳои истеҳсолӣ меистоданд, дар солҳои 70-ум дар шаҳри шумо планкашии тараққиёти социалӣ, баъд планкашии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии коллективҳои меҳнатӣ оғоз ёфт. Акнун ин кор дар тамоми мамлакат иҷро карда мешавад. Ҳаракат барои баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот ва якуним-ду баробар кам кардани мӯҳлатҳои ба вуҷуд овардан ва аз худ намудани техникаи нав, таҷрибаи тайёр ва тарбия кардани ҷойнишинони синфи коргар ва бисьёр дигарҳо, ки коллективҳои иттиҳодияҳои пешқадами Ленинград сар кардаанд, ин ҳама сарвати пурбаҳои партияи мо мебошанд. Мехостам диққатро ба як чиз ҷалб кунам. Азбаски мо ба ҳудудҳои нав, ба дараҷаи нави техникии таҷҳизот, асбобҳо ва ғайра мебароем, системаҳои нави мошинҳоро ҷорӣ мекунем, талабот ба сифати тамоми ин маҳсулот, ба эътимоднокии он беандоза меафзояд. Ин вазифаро баъзе коллективҳо бомуваффақият, бо муваффақияти хуб, калон ҳал мекунанд, дигар коллективҳо бошанд, бо муваффақияти камтарин. Дар ин ҷо, аз афташ, ба институтҳои асосӣ, аз ҷумла, ба институти турбинаю буғхонаҳои ба номи Ползунов ва Институти Умумииттифоқии илмию тадқиқотии «Электромаш», иттиҳодияи истеҳсолии «Электроаппарат» бинобар он ки як қатор маснуотҳо аз ҷиҳати эътимоднокии корашон, масолеҳталабӣ, дараҷаи автоматонӣ аксар вақт ба дараҷаи пешқадам ҷавоб дода наметавонанд, даъво кунем, одилона мебуд.

Умуман чунин вазифа гузоштан лозим — тамоми маҳсулоти саноати Ленинград ва вилояти Ленинград дар бозори ҷаҳонӣ қобилияти рақобаткунӣ дошта бошад. Танҳо ҳамин тавр! Охир, агар Ленинград ин корро ба даст гирифта, чунин вазифаро ба миён нагузорад, мо тамоми мамлакатро ба ин ҷӣ тавр ҳидоят мекунем. **(Чапакзанӣ.)**

Иттиҳодияи истеҳсолии «Заводи электромеханикии Ленинград» роли ташкилоти асосиро дар мамлакат оид ба кор карда баромадани асбобҳои рақамдори программавӣ бе суботкории лозимӣ, ҳатто гуфтан мумкин, пассивона иҷро мекунад. Асбобҳои рақамдори шумо истеъмолкунандагонро на ҳамеша қонеъ гардонда метавонанд.

Ба фикрам дуруст мебуд, агар чунин вазифаро ба миён гузорем: ҳар кадом завод, ҳар кадом иттиҳодия бояд нишондиҳандаҳои беҳтаринро доир ба маҳсулоташ дар дигар мамлакатҳои саноаташон пешқадам донад ва аз ин дар кори амалиаш хулосаҳои зарурӣ барорад.

Ман метавонам ба мисолҳои дигар низ истинод кунам, то ки мо ба процессҳо, вазъияти иқтисодиёт ва тамоми дигар соҳаҳо реалона нигарем. Зеро баҳои реалӣ ба вазъият имконият медиҳад, ки тадбирҳои реалӣ, самарабахш кор карда баромада шаванд.

Бекористии блокҳои энергетикӣ бинобар кор накардани таҷҳизот дар станцияҳои электрикӣ ҳар сол ба хоҷагии халқ талафи калон меорад. Дар ин бобат на ҳама чиз ба ленинградиҳо вобаста аст, на ҳама чиз. Аммо бисёр чизҳо вобаста аст, чунки шумо барои ин соҳа маҳсулоти зиёде истеҳсол мекунед.

Ҳоло саноат аз соҳаи дастгоҳсозӣ на фиристодани дастгоҳҳои алоҳида, ҳарчанд он беҳтарин бошад ҳам, балки комплексҳои истеҳсолиро интизор аст, ки онҳо бояд афзоиши чандинкаратаи ҳосилнокии меҳнат, ташкили босуръату принципан нави истеҳсолоти мошинсозиро таъмин намоянд. Ба ҳамин муносибат дар назди ленинградиҳо вазифа меистад, ки чунин комплексҳоро истеҳсол кунанд. Ҳоло ин кор хеле вусъат ёфтааст ва мехостам он ҳамаҷониба дастгирӣ карда шавад, умедворам, ки миқьёси ин кор васеъ ривоҷ меёбад.

Тезонидани прогресси илмию техникӣ ва интенсификацияи иқтисодиёт беҳтар кардани корро дар сохтмони асосӣ талаб менамояд. Вақтҳои охир, чунон ки шумо медонед, доир ба проблемаҳои куллии тараққиёти ин соҳа як қатор қарорҳо қабул шуданд. Сухан дар бораи беҳтар намудани планкашӣ, ташкил ва идоракунии сохтмони асосӣ, такомулоти кори лоиҳакашию сметавӣ, ташкили системаи музди меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба меҳнат дар сохтмон меравад.

Дар бораи минбаъд инкишоф додани индустрикунонӣ ва афзун намудани ҳосилнокии меҳнат дар сохтмони асосӣ боз як ҳуҷҷати муҳим тайёр шуда истодааст.

Ҳозир ташкили иҷрои ин қарорҳо бағоят муҳим аст. Ба фикрам ленинградиҳо дар ин кор ҳам ибрат нишон медиҳанд.

Боз як масъала ҳаст, ки мехостам аз хусуси он сухан гӯям. Сухан дар бораи сарфаи ресурсҳои моддӣ меравад. Мову шумо, рафиқон, бояд асосан ба он гузарем, ки ҳосилнокиро асоси даромади миллӣ шуморем. Нафақат меҳнати реалӣ, балки меҳнати шайъӣ ҳар қадар камтар сарф шавад, даромади миллӣ ҳамон қадар бештар мегардад. Ҳанӯз Маркс масъаларо ҳамин тавр гузошта буд, онро Ленин низ ҳамин тавр гузошт.

Ба мо лозим меояд, ки дар ин бобат фикру ақидаи хоҷагидоронро тағйир диҳем. Охир бисёр вақт на дар бораи сарвати миллӣ, на аз хусуси ифодаи натуравии он, балки дар бораи он фикр мекунанд, ки маснуот қиматтар бошад, то ки онро даркору нодаркор зебу ороиш дода, айни як маснуотро дар дохили иттиҳодия гардонда «ҳаҷм»-ро зиёд намоянд. Дар натиҷа «ҳаҷм» дар ифодаи кулӣ зиёд мешаваду мол, маснуот, техника намерасад. Ба мо бошад, таҷҳизоти дахлдор, молҳои конкретии истеъмолӣ даркоранд.

Ҳозир дар мо чунин «устокорон»-и бо ҳамин роҳ проблемаи суръ-

атро ҳал мекардагӣ бисьёранд. Онҳо тавассути нархи нав, масалан, тавассути баланд кардани нархи миёнаи маснуот, тавассути ким-чӣ хел илова намудани индекс ҳаҷми умумиро барзиёд нишон доданӣ мешаванд, ё ки худи ҳамон ашьё, худи ҳамон маснуотро дар дохили як иттиҳодия борҳо ба гардиш меандозанд. Баъд мебинед, ки дар ин ё он иттиҳодия суръати пешрафт афзудааст.

Мо ҳозир, рафиқон, ба воҳиди даромади миллӣ назар ба як қатор мамлакатҳои дигар бештар ашьёи хом, энергия ва дигар ресурсҳо сарф мекунем. Мо ғарқи ресурсҳоем, чунки дорои сарвати бузурги табиӣ мебошем. Ин сарват, бубахшед ба ин сухани сахтам, моро фориғбол кардааст. Вале ҳоло 80 фоизи ресурсҳоямон дар шарқи мамлакат, дар Сибиранд. Барои расидан ба он ҷо шаҳрҳо бунёд намудан, роҳи нав кушодан, ҳама чизро аз нав сохтан даркор аст. Ин маблағи зиёдро талаб мекунад. Дар зарфи даҳ сол хароҷот барои афзоиши як тонна нефт бештар аз 1,7 баробар афзуд. Агар ин суръат давом кунад, дар зарфи даҳ сол ба 70 фоиз мерасад.

Яъне ба даст овардани ресурсҳо торафт мушкилтар мешавад, ин бори тамоми иқтисодиёти моро гарон месозад. Бинобар ин проблемаи истифода, сарфаи ресурсҳо проблемаи бағоят тезу тунд ва актуалӣ мебошад.

Боз ҳам дар ин ҷо ҳама чиз бояд дар асоси технология — технологияи энергиясарфакунанда, ресурссарфкунанда ҳал карда шавад.

Инак, як нуктаи оддӣ: ба қарибӣ дар Бюрои сиёсии КПСС мо масъалаи реконструкцияи станцияҳои электрии олавиро дида баромадем. Маълум шуд, ки ба ҳар киловатт-соат энергияи дастгоҳҳои кӯҳна истеҳсол мекардагӣ 400, 500, дар баъзе ҷойҳо 600 грамм сӯзишворӣ сарф мешавад. Дар дастгоҳҳои ҳозиразамон 240 грамм, ба ҳисоби миёна дар мамлакат бошад 326 грамм сӯзишворӣ сарф мегардад. Агар сарфи сӯзишвории ҳамаи станцияҳои электрии олавиро ҳозир то ба дараҷаи сарфи миёнаи сӯзишворӣ расонем, пас дар як сол 20—22 миллион тонна, дар панҷсола бошад 100 миллион тонна сӯзишворӣ сарфа мекунем. Бубинед, ки танҳо як амалиёт чӣ қадар фоида медиҳад. Дар соҳаи саноати автомобильсозӣ гузаштан ба дизель миллионҳо тонна сӯзишвориро сарфа хоҳад кард ва ғайра.

Дар хоҷагии қишлоқ заминро чуқур шудгор кардан мумкину ҳамту бо плоскорез чаппа карда, худи ҳамон натиҷаро ба даст овардан ва ҳатто хокро чанг накунонда, нигоҳ доштан мумкин аст. Дар чунин маврид 35 фоиз камтар сӯзишворӣ сарф мешавад. Вақте ки мо соли гузашта механизми 21 метр бар доштагии алафдаравро аз таҷриба гузаронидем, сарфи сӯзишворӣ дар ҳар гектар якбора аз 3,2 то 1,7 килограмм кам шуд.

Агар масъаларо дар ҳар соҳа аз ҳамин нуқтаи назар дида бароем, пас маълум мешавад, ки мо чӣ қадар масолеҳу сӯзишвориро аз даст медиҳем. Вале зимнан касе зарар намебинад. Росташ, рафиқон, ба назари аввал чунин менамояд. Дар оила кас ҳис мекунад, ки аз кисааш чанд пул сарф кардааст, вале ҳамин ки аз кисаи давлат харҷ шуд, пас касе онро бевосита ҳис намекунад.

Ба он муваффақ бояд шуд, ки ҳама инро ҳис кунанд, исрофкоронро ҷазо дода, одамони сарфакунандаи ресурсҳоро ҳавасманд кардан даркор аст. Дар мо бошад ин корро бояду шояд намекунанд. Инак проблемае, ки бо он ҷиддан машғул бояд шуд, боз ҳам ба зиммаи Ленинград меафтад, чунки Ленинград ба техникаи наве, ки тавассути он технологияи ресурссарфакунанда дар амал татбиқ карда мешавад, роҳ мекушояд.

Ин проблема ҳамаи соҳаҳоро фаро мегирад ва фикр кардан даркор нест, ки вай танҳо ба саноат ё хоҷагии қишлоқ дахл дорад. Талафи зиёди сохтмон ҳам маълум аст. Аз сабаби ғайрикифоя будани базаи нигоҳ доштану аз нав кор карда баромадан чӣ қадарҳо маҳсулоти хоҷагии қишлоқ вайрону нобуд мешавад.

Инак масъалаи оддиеро мегирем, ки мо ҳаррӯз бо он дучор мешавем, ин масъала барои риш тарошидану дасту рӯ шустан крани обро кушода мондани мо мебошад. Мувофиқи маълумоти Институти илмию тадқиқотии бо обтаъминкунии коммуналӣ ва тоза кардани об қариб 21 фоизи оби нӯшокӣ беҳуда рост ба канализация меравад. Охир баъзе мамлакатҳо барои таъмини эҳтиёҷоти аҳолӣ бо оби нӯшокӣ онро аз мамлакатҳои дигар мекашонанд. Дар миқьёси мамлакати мо танҳо қувваи электрие, ки ҳар сол барои оби беҳуда мерафтагӣ сарф мешавад, ба истеҳсоли яксолаи қувваи электри Днепрогэс баробар аст. Аз ҳисоби сарфаи об дар тӯли панҷсола 2,5 миллиард сӯм сарфа кардан мумкин буд.

Як чанд сухан дар бораи зиёд кардани истеҳсоли молҳо ва тараққӣ додани соҳаи хизматрасонӣ. Ин масъалаҳо аҳамияти калони сиёсӣ доранд. Ҳаминро фаҳмидан муҳим аст, рафиқон, ки мо як навъ марҳалаи наверо аз сар мегузаронем, ки дар он на фақат ва на чандон нишондиҳандаҳои миқдорӣ, балки проблемаи сифату хелҳои маснуоту мол дар мадди аввал меистад. Умуман ҳамаи чизҳое мебошанд, ки мо онҳоро молҳои дорои сифати баланди истеъмолӣ меномем. Агар мо проблемаи сифатро ҳал накунем, мо проблемаи бо молҳо таъмин кардани аҳолиро ҳал намекунем. Ин — якум.

Дуюм, ба мо лозим аст, ки агар гуфтан ҷоиз бошад, структураи ноустувори обороти мол ва хизматрасониамонро бартараф кунем. Дар мамлакати мо ҳозир 75 фоиз, ҳатто баъзан 80 фоизи харҷи пули одам танҳо аз ҳисоби обороти мол таъмин карда мешавад, барои хизматрасонӣ бошад, маблағи бағоят кам, назар ба як қатор мамлакатҳо камтар сарф карда мешавад.

Дар мо манзил аз рӯи план таъмир карда мешавад, канӣ худатон квартираро таъмир карда бинед, ҳатман ягон каси дар сохтмон кор мекардагиро ёфтан лозим меояд. Вай бошад, масолеҳро аз сохтмон медуздад, он масолеҳ хоҳ-нохоҳ аз фонди давлат меравад. Пурсида мешавад, оё мо барои баҳо додан ба вазъият ақли расо надорем?

Ё худ чунин масъаларо гиред. Шумо медонед, қарор қабул шуда буд, ки барои ташкили боғу пайкол замин ва ресурсҳои зарурӣ ҷудо карда шавад. Маҳз дача не, балки сохтани хоначаҳои боғию пайколӣ. Аллакай он чи ки ҳозир дорем, ба 20 миллион кас имкон медиҳад, ки тобистон берун аз вақти корӣ меҳнат ва истироҳат кунад. Ва боз бисьёр одамон хоҳиш доранд, ки чунин боғу пайкол дода шавад. Мо аз ким-чӣ метарсидем, гӯё ин фаъолияти мулкдории хусусӣ бошад. Охир ин чӣ гуна фаъолияти мулкдории хусусӣ мешудааст, вақте ки оила дар боғчаи худ машғули меҳнат шуда, вақташро дар оғӯши табиат мегузаронад?

Инак, ҳозир мо қарор қабул кардем, ки ҳар сол ба гражданинҳо як миллион — як миллиону дусад ҳазор участка диҳем. Мо бояд бо ресурсҳои молӣ ва хизматрасонӣ қобилияти харидории аҳолиро таъмин намоем. Дар бораи ҳамаи инҳо нағзакак фикр кардан даркор аст.

Ба муносибати проблемаи молҳои истеъмолии халқ мехостам шуморо барои ҷои аз ҳама сусти хоҷагиатон — барои вазъияти дар саноати сабуки Ленинград ва вилояти Ленинград ба амаломада танқид кунам. Ман бояд бигӯям — вай ба ҳамаи иқтисодиёти боқимонда якранг нест. Алалхусус таҷҳизонидани техникӣ қафо мемонад. Ва ман метавонам ба коркунони саноати сабук танҳо барои он ташаккур баён кунам, ки дар чунин шароити душвор ба ҳар ҳол бо мақсади беҳтар кардани сифати молҳои Ленинград корҳои бисьёреро анҷом медиҳанд.

Вале дар айни замон техника табъи дил нест, бо он ҳосилнокии меҳнатро афзун гардондан маҳол аст. На сифатро баланд бардоштан мумкину на пардози молро. Магар кори саноати сабуки Ленинградро ин тавр пеш бурдан мумкин аст?

Мехостам, аз фаъолони партиявии шаҳру вилоят, вазорат хоҳиш кунам, ки ин масъаларо чуқур санҷида чораҳо андешанд. Ҳозир плани

панҷсолаи нав тартиб дода шуда истодааст, лозим аст, ки нақшаҳою андешаҳо оид ба навкунӣ, ба тартиб андохтани саноати сабуки Ленинград анҷом дода ва ба плани панҷсола даровардa шавад.

Вақте ки дар бораи ҳама чиз, дар бораи он фикр мекунӣ, ки дар оянда ҳам дар соҳаи иқтисодиёт ва ҳам дар соҳаи ҳаёти социалии ҷамъиятамон чиҳоро ҳал кардан даркор аст, пас, албатта, пеш аз ҳама масъалаҳои самаранокии кори партиявӣ, фаъолияти партиявӣ, роҳбарии партиявӣ ба миён меоянд. Дар ин марҳалаи гардиши тараққиёти ҷамъиятамон масъалаи ҳалли вазифаҳои навро ба ӯҳда гирифтан, тамоми кадрҳоямон, тамоми халқро ташкилу сафарбар кардан, тамоми системаи демократияи социалистиро ба ҳалли ин вазифаи азими сиёсӣ ва социалию иқтисодӣ тобеъ карда тавонистани партия ба миён меояд.

Мо ба масъалаҳои аз ҷиҳати ташкилию идеологӣ мустаҳкам намудани партия, такмил додани услубу усулҳои кори он дар ҳамаи соҳаҳо аҳамияти калон медиҳем. Инак, чунин талабот дар Пленуми апрелии КМ баён ёфта буд. Шумо аз онҳо воқифед. Ҳозир онҳо дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ муҳокима шуда истодаанд. Дар шаҳри шумо аллакай чунин пленум шуда гузашт ва чунон ки ба ман маълум аст, дар он гуфтугӯи пурмазмун ва ҳақиқатан партиявӣ ҳукмрон буд.

Маъракаи ҳисоботию интихоботӣ дар пеш аст. Дар бораи ин маъракаи ҳисоботию интихоботӣ, рафиқон, асоснок мулоҳиза намуда, вайро барои он истифода бурдан даркор аст, ки роли роҳбаронаи партиямон боз ҳам баландтар бардошта, миссияи ташкилотчигию идеологии он дар ҷамъияти мо пурзӯр карда, дар ин бобат вазифаҳое, ки замон дар назди мо гузоштааст, ба ҳисоб гирифта шавад.

Ба ҳамаи камбудиҳо, зуҳуроти манфӣ, ҳар қадом иштибоҳ аз мавқеи ҳозира назар бояд кард. Агар ҳаминро ба назар гирем, ки дар баъзе ҷойҳо ҳатто дар байни фаъолони партиявии мо, дар байни кадрҳои роҳбарикунанда сустии интизому саҳлангорӣ ба амал омад, ин махсусан муҳим аст. Ба ин, рафиқон, хотима додан даркор аст.

Мо системаи идоракунии хоҷагии халқро такмил дода истода, дар як вақт бояд аз он хусус фикр кунем, ки ҳам шаклҳо ва ҳам усулҳои кори комитетҳои партиявӣ, умуман тамоми партия ба замон мувофиқ бошанд. Дар рафти маъракаи ҳисоботию интихоботӣ дар бораи ташаккули фаъолони интихобӣ, бо роҳбарони ташаббускору боғайрат мустаҳкам намудани участкаҳои партиявӣ ғамхорӣ намудан даркор аст. Дар ин бобат дастурҳои равшану возеҳеро, ки Пленуми апрелии Комитети Марказӣ баён карду маъқул донист, қатъиян ба амал баровардан даркор аст.

Мо албатта, ба ҳамаи кадрҳоямон бояд шароит диҳем, ки талаби замонро фаҳманду корҳояшонро ба он мувофиқ созанд. Вале, касе, ки майли аз нав сохтани корашро надорад,зиёда аз ин, ба ҳалли вазифаҳои нав монеъ мешавад, вай бояд роҳро холӣ кунад, ба кор халал нарасонад. Мо наметавонем манфиатҳои як касро аз манфиатҳои тамоми ҷамъият авлотар донем. **(Чапакзанӣ.)**

Мо дар хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо тарфдори риоя кардани нормаҳои ленинӣ мебошем. Қадрҳо набояд таъқиб карда шаванд. Ин кори роҳ дода нашуданист. Мо бояд дастурҳои Ильичро ба назар гирем, ки онҳо дар тӯли солҳо, дар ҳамаи марҳалаҳо, ҳам дар айёми осоишта ва ҳам дар замони ҷанг дар таҷрибаи ҳаётӣ ва таърихӣ пурра санҷида шудаанд. Ӯ таълим дода буд, ки ба одамон аз рӯи фазилатҳои сиёсӣ, корӣ ва ахлоқиашон баҳо додан лозим аст. Зимнан ин талабот дар ҳар марҳала рангу тобиши худро пайдо мекунад, такмил меёбад. Вале моҳияташ бетағьир мемонад.

Баъзан мегӯянд: охир ҷавонон хеле каманд, ба ҷавонон роҳ кушодан даркор аст. Дуруст аст, ба ҷавонону занон роҳи фаъолияти роҳбариро бояд кушод. Вале аз ҳама асосиаш чунон ки мегӯянд, дар корпуси кадрии мо, кадрҳои таҷрибанок ва ҷавононро моҳирона мутобиқ

кардан лозим аст. Ин кафолати эътимодбахшест ҳам аз каҷравию беҳаракатӣ ва ҳам аз авантюризму волюнтаризм.

Ин процесс дар ҳаёти мо бояд идома ёбад. Ба кор омадани қувваҳои навро ба тарви сунъӣ боздоштан мумкин нест. Вале дар айни замон агар одам ҳанӯз бардам бошаду бо қувваи том кор карда, фоида расонда тавонад, вай бояд кор кунад ва мо бояд ӯро тарафдорӣ намоем.

Умуман мо бояд ба кадрҳо ленинвор, ба таври партиявӣ — бо камоли серталабӣ ва эҳтиёткорона муносибат кунем! **(Чапакзанӣ.)**

Мо, рафиқон, дар ташкилотҳои партиявӣ бояд нағз фаҳмем, ки ба зиммаи кадрҳое, ки дар давраи маъракаи ҳисоботу интихобот ба кори роҳбарӣ меоянд, масъулияти ҷиддӣ гузошта мешавад. Онҳоро лозим меояд, ки ба кори бағоят мураккаби татбиқи нақшаҳои азими прогресси иқтисодӣ, социалӣ ва маънавӣ дар панҷсолаи дувоздаҳӯм ва панҷсолаҳои оянда сарварӣ кунанд. Инак дар ҳамин асос коркунонро хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштан лозим аст. Ҳар як коркун бояд на танҳо чи кор кардан, балки чи тавр кор кардан, сари вақт дар амал татбиқ намудани сиёсати партияамонро донад.

Дар ин ҷо ҳам, вақте ки мо дар бораи кадрҳо сухан меронем, метавон гуфт масъалаи интизом дар мадди аввал меистад.

Таклифу дархостҳои меҳнаткашони райони Пролетарскии шаҳри Москваро ҳангоми мулоқот бо онҳо дар хотир дорам. Онҳо, аслан аз формулаи оддие иборат буданд. Ин дархостҳо чунин маъно доштанд, ки бо ҷидду ҷаҳди якҷояи партия ва халқ дар мамлакат тартибот ҷорӣ гардад ва ҳамчунин дар рӯи замин сулҳу амонӣ таъмин гардад. Андешаи худи меҳнаткашон дар ин бобат ҷолиби диққат аст. Онҳо умедворанд, ки дар ҳама кор, дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти мо: истеҳсолот, соҳаҳои хоҷагии шаҳрӣ ва коммуналӣ, савдо, нигаҳдории тандурустӣ, хизматрасонӣ ва хусусан соҳаи идоракунӣ, ки дар он ҷо басо бюрократизми шаддӣ реша давондааст, тартибот ҷорӣ карда мешавад. Ва, албатта, бояд тартиботи ҷамъиятӣ ҷорӣ карда шавад. Ва худи меҳнаткашон тайёранд, ки ба мубориза баҳри ҷорӣ намудани тартиботу интизом ҳамроҳ шаванд ва ҳамроҳ мешаванд. Оре, бе ин чунин вазифаро ҳал кардан маҳол аст.

Умуман, ҳозир вазифаи ташкилотҳои партиявӣ, фаъолони ҳар як ташкилоти партиявӣ аз он иборатаст, ки ин шароити мусоидро барои беҳтар намудани корҳо дар тамоми коллективҳои меҳнатӣ, умуман тамоми мамлакат комилан истифода баранд.

Чунон ки ман гуфтам, одамонро он чиз ба ташвиш меорад, ки мабодо қавли мо аз корамон фарқ накунад. Дар ин масъала дар хусуси ягон маъракачигӣ набояд сухан равад. Ин кори доимӣ ва ҳамешагист. Зиёда аз ин, дар мо қарори КМ ва ҳукумат ҳаст, ки дар он гуфта шудааст: коркунони роҳбарикунандае, ки дар коллективҳо, иттиҳодияҳои ба онҳо сарварӣ мекардагиашон интизому тартиботро ба дараҷаи даркорӣ таъмин намекунанд, вазифаҳои роҳбарикунандаро ишғол карда наметавонанд. Мо масъаларо ҳамин тавр ба миён мегузорем ва ин дастурро ҳамин тавр бояд ба амал барорем, ба кор ҳамин тавр муносибат намоем. **(Чапакзанӣ.)**

Аз афташ, ҳамаи мо ҳис мекунем, ки вақтҳои охир дар ҳама табақаҳои ҷамъияти мо масъалаҳои тартиботи ахлоқӣ ва адолати социалӣ хеле ҷиддӣ ва исроркорона ба миён гузошта мешаванд. Ин вазъияти ҷиддиро мо, дар Комитети Марказӣ, дарк менамоем. Ин ҷо низ моҳияти корро дидан ва талаби халқро фаҳмидан лозим аст.

Одамони мо дар тамоми соҳаҳои ҳаёт комьёбиҳои мамлакати Советҳоро хеле қадр мекунанд, проблемаҳои дар рафти ба пеш ҳаракат карданамон ба миён меомадагиро мефаҳманд, тайёранд, ки дар кори бартараф намудани мушкилиҳо, ҳалли масъалаҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ фаъолона иштирок намоянд. Баробари ин, онҳо нисбат

ба ҳодисаҳои суиистеъмол, вайронкунии қонун, бюрократизм, муфтхӯрӣ, мастигарӣ, бесарусомонӣ, исрофкорӣ ва дигар зуҳуроти манфӣ беш аз пеш тоқатнопазир мегарданд, ман инро ҳангоми сафарҳо, мулоқотҳои худ бо одамон мебинам.

Ҳозир мо ба муқобили чунин иллати хеле хатарнок ва паҳнгардидаи социалӣ, ба монанди мастигарӣ ва алкоголизм мубориза̄ро вусъат додем. Ин вазифаи умумипартиявӣ, умумихалқӣ ва умумидавлатист. Мо реалистонем ва хуб мефаҳмем, ки дар пеш муборизаи дуру дароз истодааст. Танҳо дар ҳамон сурат мо ба муваффақият ноил мегардем, ки агар ба ин кор бо тамоми воситаҳо ҳуҷум кунем, агар ин корро ғайратмандона, ҷиддӣ, бе ҳеҷ гуна муросо пеш барем.

Масъалаҳои риояи нормаҳои ахлоқӣ, рафиқон, характери ҷиддӣ пайдо мекунанд. Ин дуруст аст. Дар мо бояд барои ҳама як интизом, барои ҳама як қонун, барои ҳама талаботи якхела вуҷуд дошта бошад, аз ҳама асосиаш некӯаҳволии ҳама ва ҳар кас бояд ба саҳми меҳнатиаш, сифат ва миқдори меҳнаташ вобаста бошад. Одамонро фактҳои даромади бедардимиён чунон ба қаҳр меоваранд, ки онҳо ҳатто дар бораи кор карда баромадани акти қонунгузории муайян ба Комитети Марказӣ таклифҳо пешниҳод мекунанд. **(Чапакзанӣ.)**

Одамони советӣ зуҳуроти бетакаллуфӣ, расмиятчигӣ, лофзаниро қатъиян маҳкум мекунанд. Фаъолони партиявӣ ва кадрҳои мо ҳамаи инро бояд дар фаъолияташон ба инобат гиранд. Ба одамон наздиктар шуда, ба онҳо бештар бовар кардан лозим. Зимнан, бояд бигӯям, ки ин маънои хушомадгӯиро надорад. Дар ҳақиқат одамон чунин роҳбаронро эҳтиром намекунанд. Одамон роҳбарони ҷиддӣ, муташаккил, серталаб, ғамхор, роҳбаронеро эҳтиром мекунанд, ки онҳо бо ибрати шахсиашон ба кори давлатӣ муносибати поквиҷдонона нишон медиҳанд. Чунин коркунонро ҳамеша тарафдорӣ менамоянд.

Чунон ки мебинед, ҳозир ба кадом масъалае, ки дахл кунем, барои он ки ҳаракатамон, ҳаракати локомотивамон, давлати бузургамонро тезонем, ба мо аз беҳтар намудани тамоми фаъолияти партияамон, тамоми кадрҳоямон сар кардан лозим меояд. Ин шарти асосист. Ва он бояд дар асоси муқаррар намудани сиёсати дуруст таъмин гардад. Бе сиёсати дуруст ягонагии партия ва халқро таъмин кардан имконнопазир аст. Ин якум.

Дуюм. Мо бояд бо қувваи партияамон, ин қувва бошад дар мо беандоза бузург аст, ҳозир тамоми мамлакатро ба ҳалли вазифаи нав сафарбар кунем, ки онҳоро замон дар наздамон гузоштааст. Дар ин бобат ҳам мо ба ибрати ленинградиҳо умед мебандем. Ман ба шумо, рафиқон, муваффақиятҳои калон орзумандам. **(Чапакзании дуру дароз.)**



# ДАР БОРАИ ЧОРАҲОИ БАРҲАМ ДОДАНИ БАДМАСТИЮ МАЙЗАДАГӢ

ҚМ КПСС дар қарори аз рӯи ин масъала қабулкардааш қайд намуд, ки дар шароити ҳозира, вақте ки қувваҳои бунёдкори сохти социалистиамон, афзалиятҳои тарзи ҳаёти советӣ беш аз пеш пурратар зуҳур меёбанд, ҷиддӣ риоя кардани принципҳои ахлоқу одоби коммунистӣ, барҳам задани феълу атвор ва урфу одати зараровар, пеш аз ҳама бадмастӣ, суиистеъмоли машрубот барин иллатҳо аҳамияти махсус пайдо мекунанд.

Чунин ҳолат, ки дар мамлакат солҳои охир проблемаи бадмастию майзадагӣ тезу тунд гардид, ташвиши ҷиддиро ба миён наоварда наметавонад.

Чораҳое, ки аз ин пеш барои барҳам додани бадмастию майзадагӣ андешида шудаанд, ғайриқаноатбахш иҷро мегарданд. Ба муқобили ин шарри хавфноки социалӣ номуташаккилона ва номунтазам мубориза бурда мешавад. Дар ин кор ҷидду ҷаҳди органҳои давлатӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ ғайрикифоя ба ҳам мутобиқ карда шудаанд.

Пропагандаи зидди майзадагӣ ҳаққонӣ вусъат дода нашудааст. Вай баъзан масъалаҳои тезу тундро ба назар намегирад, фаъол намебошад. Қисми зиёди аҳолӣ дар рӯҳи парҳези шаробнӯшӣ тарбия карда намешавад, дар бораи ба саломатии наслҳои ҳозира ва хусусан наслҳои оянда, умуман барои ҷамъият, зарар доштани истеъмоли машрубот ғайрикифоя воқиф гардонда шудааст. Чунин воқеаҳо комилан тоқатнопазиранд, ки воситаҳои ахбороти оммавӣ, асарҳои ҷудогонаи адабиёт, кино ва телевизион идеяи «боадабона», бо андоза истеъмол кардани машруботро тарғиб менамоянд, ҳар гуна базмҳои майнӯширо ба таври рағбатангез тасвир мекунанд.

Бисьёр ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, ҷамъиятӣ ба муқобили ақидаҳои беасос доир ба бадмастӣ ҳамчун зуҳуроти ногузиру ҷонсахт муборизаи қатъӣ намебаранд. Суиистеъмоли шароб баъзан бадахлоқӣ, рафтори зиддисоциалӣ шуморида намешавад. Бадмастон пурра дучори таъсири қувваи қонун ва афкори ҷамъиятӣ намешаванд.

Аксари куллии одамони советӣ ақидаи ягона доранд, ки истеъмоли машрубот зарари калони иқтисодӣ ва маънавӣ расонда, дар ҳаёти ҷамъиятиамон тоқатнопазир аст. Онҳо ба органҳои марказӣ ва маҳаллӣ мактуб навишта, талаб мекунанд, ки барои аз беху бун баркандани иллати бадмастӣ, майзадагӣ ва шаробкашӣ чораҳои таъсирбахш дида шаванд.

ҚМ КПСС барҳам задани бадмастию майзадагиро вазифаи социалии дорои аҳамияти бузурги сиёсӣ шуморида, аз ҚМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ, вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ, вазорату идораҳои СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва роҳбарони хоҷагӣ талаб кард, ки бо мақсади қатъиян вусъат додани

муборизаи зидди майзадагӣ ва пурсамар кардани ин мубориза маҷмӯи чораҳои ҳамаҷониба асосноки ташкилӣ, маъмурию ҳуқуқӣ ва тарбиявӣ андешида, ба амал бароранд.

Қайд карда шуд, ки ин кор бояд ҳақиқатан оммавӣ, умумихалқӣ гардонда, дар ҳар коллективи меҳнатӣ нисбат ба бадмастӣ, вайронкунии интизоми меҳнат ва тартибот вазъияти оштинопазирӣ фароҳам оварда шавад. Дар корхонаю ташкилотҳо, муассисаю донишкадаҳо, дар базму зиёфатҳо ба истеъмоли машрубот ҳаргиз роҳ додан мумкин нест.

Ба ташкилотҳои партиявӣ таклиф шудааст, ки нисбат ба аъзоёни партия, пеш аз ҳама коркунони роҳбарикунандае, ки шаробро суиистеъмол мекунанду пеши роҳи бадмастиро намегиранд, ба муқобили ин шарр бевосита мубориза намебаранд, серталаб бошанд. Роҳбарони партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, касабавӣ ва комсомолие, ки майли шаробнӯшӣ доранд, ба ташкили базми майнӯшӣ роҳ медиҳанд, бояд аз вазифаашон озод карда шаванд, нисбат ба коммунистон бошад, барои ин кор то ҳадди хориҷ кардан аз сафҳои КПСС ҷораи ҷиддии партиявӣ дида шавад.

Ба комитети назорати партиявии назди КМ КПСС, комитетҳои маҳаллии партиявӣ ва комиссияи партиявии онҳо дастур дода шудааст, ки нисбат ба коммунистон барои риояи бечунучарои чораҳои пешбинишудаи барҳам задани бадмастию майзадагӣ серталаб шаванд.

КМ КПСС қайд кард, ки дар муборизаи фаъолона ба муқобили бадмастӣ, мубориза барои дар ҳама ҷо аз беху бун баркандани шаробкашӣ ибрати шахсӣ нишон додан вазифаи ҳар коммунист, ҳар роҳбар мебошад.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба илм ва техника, Академияи фанҳои СССР, Академияи илми тибби СССР ва Академияи илми педагогии СССР тавсия карда шудааст, ки ҳамроҳи вазорату идораҳои манфиатдор программаи комплексии умумидавлатии пешгирӣ ва барҳам додани бадмастию майзадагӣ, аз ҷумла ҷиҳатҳои социалӣ, иқтисодӣ, демографӣ, тарбиявӣ, ҳуқуқӣ, психологӣ ва тиббию биологии ин проблемаро андешанд.

КМ КПСС КМ партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои партиявии кишварӣ ва вилоятиро вазифадор кард, ки барои дар коллективҳои меҳнатӣ ва донишкадаҳо, дар ҷои истиқомати аҳолӣ, хусусан дар хобгоҳҳо, барои ривоҷ додани мубориза ба муқобили майзадагӣ масъулияти ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, органҳои нигаҳдории тандурустиро зиёд карда, онро ҳамчун шарти ҳатмии мустаҳкам намудани интизоми меҳнат, истеҳсолот ва тартиботи ҷамъиятӣ, солим гардондани рӯзгори меҳнаткашон ва аъзоёни оилаҳои онҳо шуморанд. Ба аҳолӣ моҳирона ва боисрор фаҳмонанд, ки майнӯшӣ саломатии инсонро хароб мекунад, ба наслҳои оянда таъсири бад мерасонад, ҷамъият аз ин зарари калони моддӣ ва маънавӣ мебинад.

Ба ВЦСПС тавсия шудааст, ки барои нисбат ба бадмастон бечунучаро кор фармудани чунин чораҳои дар қонун пешбинигардида, ба мисли маҳрум кардан аз мукофот ва инъоми солона, путёвкаи хонаҳои истироҳат ва санаторияҳо, имтиёзҳои дигар назорати ҷиддии ҷамъиятиро таъмин намоянд, аз ҳуқуқҳои дар Устави иттифоқҳои касабаи СССР ва қонуни СССР дар бораи коллективҳои меҳнатӣ муқарраршуда пурра истифода баранд.

Қайд карда шуд, ки ташкили истироҳати меҳнаткашон, хусусан ҷавонон, бояд беҳтар карда, шароите фароҳам оварда шавад, ки истифодаи оқилонаи вақти холиро таъмин кунад, сети клубҳои шавқмандон, аз ҷумла дар ҷои истиқомат зиёд карда, ба онҳо дар ташкил ва иҷрои корҳо ёрии ҳамаҷониба расонда шавад. Дар ин кор бояд базаи моддии иттифоқҳои касаба барои инкишоф додани кори маданияту маърифат,

туристию экскурсионӣ, эҷодиёти ҳаваскорони санъат ва эҷодиёти илмию техникӣ пурсамар истифода бурда, ба боғдорию обчакории коллективона ҳавасманд гардонда шавад. Дар санаторияҳо, хонаҳои истироҳат, профилакторияҳо, базаҳои туристӣ ва дар походҳои туристӣ, ҳангоми ташкили сайри коллективонаи меҳнаткашон, инчунин дар тамоми намудҳои наклиёти ҷамъиятӣ ба фурӯхтан ва истеъмол кардани машрубот роҳ дода нашавад.

Салоҳ дониста шуд, ки дар ҳама ҷо ба шахсоне, ки 21-сола нашудаанд, фурӯхтани машрубот манъ карда шавад.

Ба ҚМ ВЛКСМ, комитетҳои комсомолӣ таклиф шудааст, ки дар рӯҳи нафрат доштан ба шароб тарбия кардани ҷавононро аз вазифаҳои муҳимтарин шуморанд, нисбат ба ҳар кӯшиши ба майнӯшӣ ҷалб намудани наврасон оштинопазир бошанд, дар шабнишиниҳои ҷавонон ва ҳамин гуна маъракаҳои дигар ба шаробнӯшӣ роҳ надиҳанд, ба комилан барҳам задани шаробнӯшии талабаҳову студентон дар хобгоҳҳои ҷавонон ноил шаванд.

Ба Вазорати маълумоти олии СССР, Комитети давлатии СССР оид ба маълумоти касбию техникӣ, Вазорати маорифи СССР ва Вазорати нигаҳдории тандурустии СССР супориш дода шудааст, ки бо иштироки ҚМ ВЛКСМ системаи ягонаи маорифи зидди майпарастии ҷавонони ҳамаи донишкадаҳоро андешида, ба амал бароранд.

Муассисаҳои идеологӣ, воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда, иттифоқҳои эҷодӣ, ҷамъияти «Знание» бояд пропагандаи зидди майдазадагиро қатъиян беҳтар карда, одамонро дар рӯҳи парҳези шаробнӯшӣ, тоқатнопазирӣ нисбат ба мастигарӣ тарбия кунанд, зарари ҳатто микдори ками шаробро барои саломатии одамон, инчунин таъсири манфии онро ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият — иқтисодиёт, рӯзгор, симои маънавӣ ва шуури одамон равшану боварибахш нишон диҳанд. Роҳ дода нашавад, ки дар театрҳо, кино, барномаҳои телевизиону радио, асарҳои бадеӣ лаҳзаҳои тарғибкунандаи шаробнӯшӣ, базм тасвир ёбанд.

Салоҳ дониста шуд, ки таҷрибаи коллективҳои меҳнатӣ ва оилаҳо оид ба пешгирии бадмастӣ, анъанаҳои нав, маросимҳои ҳозиразамоне, ки ба шаробнӯшӣ роҳ намедиҳанд, ҳамаҷониба баён намуда, аҳолӣ аз чораҳое, ки барои бартараф кардани бадмастӣ дида мешаванд, ҳамеша воқиф карда шавад.

ВЦСПС, ҚМ ВЛКСМ, Комитети оид ба физкультура ва спорти СССР, вазорату идораҳо, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд залҳои спортӣ, стадионҳо ва иншоотҳои дигарро самараноктар истифода баранд, дар микрорайонҳо барои иҷрои корҳои солимгардонӣ ва маданияту тарбия биною майдонҳо ҷудо карда, ҷиҳозонанд, ташаббуси коллективҳои меҳнатӣ, ҷамъиятҳои ихтиёрии спортӣ, аҳолиро дар сохтмони иншоотҳои оддитарини спортӣ ҳамаҷониба ҳавасманд гардонанд. Суботкорона мубориза баранд, ки ҳар коллективи меҳнатӣ ҳамин гуна иншоотҳо дошта бошад. Таҷрибаи ёрии шефии корхонаю муассисаҳоро дар иҷрои корҳои спортии байни оммавии микрорайонҳои истиқоматӣ боисрор тарғиб намоянд.

Дар назар дошта мешавад, ки Совети Вазирони СССР бо иштироки ВЦСПС ва ҚМ ВЛКСМ масъалаи дар панҷсолаи дувоздаҳум вусъат додани сохтмону реконструкцияи клубҳо, Қасрҳо ва Хонаҳои маданият, иншоотҳои спортиро, хусусан дар районҳои нави истиқоматии шаҳр ва деҳот, дида мебароянд.

ҚМ КПСС аз роҳбарони ВКД СССР, Прокуратураи СССР, Вазорати адлияи СССР, органҳои тобеи идораи онҳо талаб кард, ки камбудиҳои ҷиддии фаъолияташонро дар мубориза ба муқобили мастигарӣ бартараф кунанд, ба вайрон кардани қоидаҳои фурӯхтани машрубот ҳаргиз роҳ надиҳанд, шаробкашӣ ва ҳаннотии машруботро аз беху бунаш нест кунанд. Ба коллективҳои меҳнатӣ, аҳли ҷамъият ва ои-

лаҳои гражданинҳо дар islоҳи бадмастон ҳамаҷониба мадад расонанд. Хамроҳи ташкилотҳои давлатӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва ташкилотҳои дигари ҷамъиятӣ барои пешгирии мастигарӣ бо қатъият мубориза баранд.

Вазорати корҳои дохилии СССР, Вазорати адлияи СССР, Прокуратураи СССР ва Суди Олии СССР вазифадор карда шудаанд, ки талаби қонунро дар мубориза ба муқобили мастигарӣ ва шаробкашӣ ҷиддӣ ва бемайлон ба ҳаёт татбиқ кунанд.

КМ КПСС ба инкишофи ҳаракати оммавии зидди майзадагӣ дар корхонаю ташкилот ва муассисаҳо, коллективҳои меҳнатӣ аҳамияти махсус дода, дар мубориза барои парҳези шаробнӯшӣ барпо кардани ҷамъияти ихтиёрии умумииттифоқӣ ва ташкили органи чопии онро салоҳ донист.

Зарур дониста шуд, ки дар планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР аз соли 1986 сар карда, ҳар сол кам кардани ҳаҷми истеҳсоли арақу ликёр ва то соли 1988 комилан бас кардани истеҳсоли винохои меваю ангур пешбинӣ карда шаванд. Дар айни замон шарбат, шира, квас, мураббо, ҷем, мева, ангур, меваи тару тоза, хушк ва яхин хеле зиёд истеҳсол карда, фурӯхта шавад.

Тавсия шудааст, ки ба қонунгузории республикаҳои иттифоқӣ тағйироту иловаҳои дахлдор дохил намуда, зиёд кардани самараи чораҳои таъсиррасонии ҷамъиятӣ, масъулияти интизомӣ, моддӣ, маъмурӣ ва ҷиноятӣ барои вайронкориҳои вобаста бо мастигарӣ, майзадагӣ ва шаробкашӣ ба назар гирифта, дар ин кор роли Советҳои депутатҳои халқӣ, коллективҳои меҳнатӣ, органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ ва муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ пурзӯр карда, ваколатҳои онҳо афзун гардонда шаванд.



# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

# ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

18 маи соли 1985 пленуми навбатии XXI ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Дар кори пленум котибони якуми комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районӣ, раисони комиҷроияҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Советҳои депутатҳои халқӣ, роҳбарони вазорату идораҳое, ки ба ҳайати ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дохил нестанд, роҳбарон ва котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии корхонаҳои калон, коркунони масъули аппаратҳои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика, Комитети назорати халқии РСС Тоҷикистон, Совети республикавии иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, ҚМ ЛКСМ Тоҷикистон, намояндагони воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда иштирок доштанд.

Пленум масъалаҳои зеринро муҳокима кард:

1. Дар бораи ҷамъбасти Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС.

2. Дар бораи даъват кардани съезди навбатии XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон.

Дар пленум котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Р. Н. Набиев маърӯза кард.

Аз рӯи маърӯза рафиқони зерин ба музокира баромаданд: А. Қосимов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа, Р. Ҳоҷиев — котиби якуми комитети партиявии вилояти Ленинобод, Т. Н. Верещагина — бофандаи иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе, И. Ҳаёев — котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб, Д. Нурматова — тракторчии колхози ба номи Фрунзеи райони Хуҷанд, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, М. Зоҳиров — котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, С. Ғаниев — директори заводи нуриҳои азотии Вахш, А. Ҳалимов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душанбе, Э. И. Риб — мудири фермаи хукпарварии колхози «Победа»-и райони Қумсангир, Ф. Ӯлмасов — котиби комитети партиявии комбинати хонасозии Душанбе, У. Ҳасанов — котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод, Т. Роибов — директори совхози ба номи Турдиеви райони Москва, Б. Н. Пшеничный — муҳаррири газетаи республикавии «Коммунист Таджикистана», А. Қ. Анваров — вазири хоҷагии меваю сабзавоти РСС Тоҷикистон.

Дар кори пленум мудирони секторҳои ҚМ КПСС В. И. Бессарабов ва А. Н. Марчук иштирок доштанд.

Пленум аз рӯи масъалаҳои муҳокимашуда қарорҳои дахлдор қабул кард.

Бо ҳамин пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон анҷом ёфт.

# ҚАРОРИ

## ПЛЕНУМИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ ДАЪВАТ КАРДАНИ СЪЕЗДИ НАВБАТИИ XX ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

I. Съезди навбатии XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон 24 январи соли 1986 даъват карда шавад.

II. Рӯзномаи зерини съезд тасдиқ карда шавад:

1. Ҳисоботи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон — маърӯзачӣ котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиев;

2. Ҳисоботи комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон — маърӯзачӣ раиси комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ С. Қурбонов.

3. Дар бораи Лоиҳаи КМ КПСС ба съезди XXVII партия «Дар бораи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР барои солҳои 1986—1990 ва барои давраи то соли 2000-ум» — маърӯзачӣ Раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон рафиқ Қ. Маҳкамов;

4. Интихоботи органҳои роҳбарикунандаи Партияи Коммунистии Тоҷикистон;

5. Интихоби вакилон ба съезди XXVII КПСС.

III. Нормаи зерини намояндагӣ дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон муқаррар карда шавад — аз 115 аъзои партия як вакил. Ба съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон мувофиқи Устави КПСС бо овоздиҳии пӯшида (махфӣ) дар конференцияҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ (шаҳрҳо ва районҳои тобеи республика) вакилон интихоб карда мешаванд.

Коммунистони ташкилотҳои партиявии Армияи Советӣ, қӯшуни дохилӣ ва сарҳадӣ ҳамроҳи ташкилотҳои дахлдори территориявии партиявӣ вакилонро ба съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар конференцияҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ интихоб мекунанд.

IV. Қарори Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС-ро дастури амал карда, маъракаи ҳисоботу интихобот дар мӯҳлатҳои зерин гузаронда шавад:

— маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ — моҳҳои сентябрь—ноябрь;

— конференцияҳои партиявии районӣ, шаҳрӣ — моҳҳои ноябрь — декабри соли ҷорӣ;

— конференцияҳои партиявии вилоятӣ — моҳи декабри соли 1985— аввали январи соли 1986.

Мувофиқи пункти 3-юми Дастури КМ КПСС «Дар бораи гузаронидани интихоботи органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ» ба ташкилотҳои ибтидоии партиявии иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе, комбинати абрешими Ленинобод, заводи алюминии Тоҷикистон, Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин ва авиаотряди Душанбе иҷозат дода шавад, ки ҳисоботу интихоботро дар конференцияҳои партиявӣ гузаронанд.

V. Комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар маҷлисҳои ҳисоботу интихобот, конференцияҳо кори кардаашонро оид ба иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС муфассал ва ҳамаҷониба дида баромада, масъалаҳои роҳбарии партиявиро ба сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, вазъияти кори ташкилотчигию партиявӣ, кори идеологиро муфассал муҳокима кунанд.

Ба маъракаи ҳисоботу интихобот дар рӯҳи сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон тайёрӣ дида ва гузаронда шавад. Мусобиқаи социалистии пеш аз съездро бояд ҳамаҷониба ривоҷ дода, ба иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои хоҷагию сиёсии ба миёнгузоштаи партия, пурраю барзиёд ба ҷо овардани плану ӯҳдадориҳои социалистии соли 1985 ва умуман панҷсола дар саноат, нақлиёт, сохтмон, хоҷагии қишлоқ ва соҳаҳои дигар, сари вақт ва хушсифат тайёрӣ дидан ба иҷрои планҳои панҷсолаи дувоздаҳум, ҳалли проблемаҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии ҳар коллективи меҳнатӣ, район, шаҳр ва вилоят муваффақ шудан зарур аст.

Маҷлису конференцияҳои партиявӣ бояд ба минбаъд ҳам зиёд шудани таъсири мусобиқаи социалистӣ ба ҳар коллективи меҳнатӣ кӯмаки ҷиддӣ расонанд, ба пурратар истифода бурдани захираҳо, дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника, таҷрибаи пешқадам, мустаҳкам шудани интизоми меҳнатӣ ва давлатӣ, муташаккилӣ ва тартибот дар ҳар ҷои кор, дар ҳар звенои истеҳсолот фаъолона мусоидат кунанд. Дар ин бора аз мавқеи серталабӣ ва принципнокӣ нисбат ба одамон бояд сухан ронда, ҳамаи ҷиҳатҳои фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ, кадрҳои роҳбарикунанда ба назар гирифта шаванд.

Ҳисоботу интихобот бояд ба инкишофи минбаъдаи демократияи дохилипартиявӣ, вусъат ёфтани танқиду худтанқидкунӣ, ҳамчун усулиислоҳи камбудиҳо, афзудани фаъолият ва ташаббуси коммунистон, зиёд кардани масъулияти онҳо барои кори ташкилотҳои худ ва умуман партия мадад расонанд.

Дар маҷлисҳои ҳисоботу интихобот ва конференцияҳо ба фаъолияти кадрҳои партиявӣ бояд баҳои принципӣ дода, ба интихоби органҳои роҳбарикунандаи партия, вакилони конференцияҳои партиявӣ ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон диққат дода шавад. Ба ҳайати комитету бюроҳои партиявӣ бояд коммунистони сазовору фаъоли ба кори партия беҳад содиқ, ки меҳнаткашонро ба амалӣ гардондани сиёсати партия сафарбар карда метавонанд, интихоб карда шаванд. Ба вазифаҳои масъулиятнок занон ва коркунони ҷавони перспективанок бояд ҷусурона пешбарӣ карда шаванд. Муҳим аст, ки дар органҳои партиявии интихобӣ, аз ҷумла дар байни роҳбарони он намояндагони миллатҳои дар ҳайати ташкилотҳои партиявӣ мавҷуда ҳатман бояд бошанд. Масъалаҳои пурзӯр кардани роҳбарии партиявӣ ба фаъолияти Советҳо, ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ, органҳои назорати халқӣ, баланд бардоштани роли коллективҳои меҳнатӣ, инкишофи демократияи социалистӣ ҳамаҷониба дида баромада шаванд.

Воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда рафти маҷлисҳои ҳисоботу интихобот ва конференцияҳои партиявӣ, тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро ҳамаҷониба инъикос кунанд.

# ҚАРОРИ

## ПЛЕНУМИ XXI КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДАР БОРАИ ҶАМЪБАСТИ ПЛЕНУМИ АПРЕЛИИ (СОЛИ 1985) КМ КПСС ВА ВАЗИФАҲОИ ТАШКИЛОТИ ПАРТИЯВИИ РЕСПУБЛИКА ОИД БА ТАЙЁРӢ БА СЪЕЗДИ XXVII ПАРТИЯ

Пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маърӯзаи котиби якуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. Набиевро «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ ҚПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба тайёрӣ ба съезди XXVII партия» шунида ва муҳокима карда, қайд менамояд, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика қарори Пленуми апрелии ҚМ ҚПСС-ро, ки воқеаи барҷастаи ҳаёти ҷамъиятию сиёсии мамлакат, партия, тамоми халқи советӣ гардид, бо қаноатмандии бузург маъқул донистанд.

Пленуми апрелии ҚМ дар бораи даъват кардан ва рӯзномаи съезди навбатии XXVII партия қарор қабул намуда, идомати сиёсати стратегии съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи ҚМ ҚПСС-ро бори дигар собит кард, барои авҷу барори минбаъдаи фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсии меҳнаткашони Тоҷикистон, вусъат додани мусобиқаи умумихалқии социалистӣ барои сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII ҚПСС омили нави илҳомбахш гардид.

Пленуми ҚМ проблемаҳои асосии интенсификацияи хоҷагии халқ, тезондани прогресси илму техника, зиёд кардани ҳосилнокии меҳнату беҳтар намудани сифати маҳсулот, такмил додани планкашӣ ва идоракунӣ, пурзӯр кардани мубориза ба муқобили бесарусомонӣ ва исрофкорӣ, минбаъд ҳам мустаҳкам кардани тартиботу интизом, инкишоф додани фаъолияти эҷодӣ ва ғайрати одамонро равшан муайян кард.

Республика дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум дар иҷрои планҳои тараққиёти иқтисодию социалӣ ба муваффақиятҳои муайян ноил шуд. Планҳои оид ба ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноат барзиёд иҷро карда, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, хелҳои асосии маҳсулоти зироату чорво хеле афзуд. Барои тараққӣ додани комплекси территориявии истеҳсолии ҷануби Тоҷикистон чораҳои бисьёр дида шуданд.

Сохтмони асосӣ, нақлиёт, алоқа, савдо, хизмати маишӣ ва коммуналии аҳолӣ, илм ва маданият, маорифи халқ, нигаҳдории тандурустӣ боз ҳам инкишоф ёфтанд.

Бо вуҷуди ин пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд мекунад, ки комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мувофиқи талабҳои нави партия кори худро ҳамчун органи роҳбарии сиёсӣ суст аз нав ба роҳ мемонанд. Дар як қатор ҷойҳо назорат ва тафтиши иҷрои директиваҳои партия, ҳукумат, қарорҳои худашон суст гардидаанд, вазифаҳои органҳои советӣ ва хоҷагиро иҷро кардани ташкилотҳои партиявӣ давом дорад, дар хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо ба камбудиҳои ҷиддӣ роҳ дода мешаванд, резерви боэътимоди таъсирбахши коркунон барои пешбарӣ кардан барпо карда нашудааст. Нисбат ба коммунистон, хусусан роҳбарон, барои ҷиддӣ

риоя кардани устави КПСС, ичрои дақиқи вазифаҳо дар ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ фароҳам овардани вазъияти кор, шароит барои танқиди камбудиҳо аз поён, мубодилаи озоди афкор ва принципиалӣ серталабӣ зоҳир карда намешавад.

Органҳои партиявӣ нисбат ба комичроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, роҳбарони хочагиҳо барои такомули шаклу усулҳои роҳбарӣ ба хочагии халқ, ҳатман ичро кардани плану ӯҳдадориҳо аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳо, интенсификацияи истеҳсолоти чамъиятӣ ба дарачаи кифоя серталаб нестанд. Бо вучуди барзиёд ичро шудани планҳои солона кори зиёд кардани суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, зиёд намудани ҳачми миёнаи солонаи маҳсулоти умумии хочагии қишлоқ нисбат ба супоришҳои панчсола хеле қафо мондааст.

Вазорату идораҳои алоҳида, аз чумла, хочагии меваю сабзавот, савдо, саноати масолеҳи бинокорӣ, сохтмон услуби корашонро тағьир надодаанд, мисли пештара ба дастурдиҳию коғазбозии нодаркор роҳ дода, бо ҳамин садди роҳи ташаббуси роҳбарону коллективҳо мегарданд.

Дар як қатор вазоратҳои саноатӣ, иттиҳодияю корхонаҳои калон ба масъалаҳои прогресси техника, ташкили меҳнат, дар истеҳсолот чорӣ кардани кашфиёти илмӣ, зиёд кардани самараи он ба таври кофӣ диққат дода намешавад.

Дарачаи бздеҳи фонд паст мебошад, иқтидорҳои истеҳсолот, хусусан дар корхонаҳои вазоратҳои саноати сабук, хӯрокворӣ, маҳаллӣ, хочагии меваю сабзавот, маҳсулоттайёркунии РСС Точикистон, Точикматлубот, заводи алюминии Точикистон, управленияи шахтаҳои «Точикистон» ғайриқаноатбахш истифода бурда мешаванд. Захираҳои тачҳизоти ба кор андохта нашуда афзуданд.

Аз 15 то 50 фоизи коллективҳои меҳнатии саноат, хочагии қишлоқ, сохтмон планҳо, ӯҳдадориҳои шартномавӣ, супоришҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат, чорӣ кардани техника ва технологияи навро мунтазам ичро намекунанд. Мубориза барои беҳтар кардани сифати маҳсулот, сарфаю сариштакорӣ ба дарачаи зарурӣ инкишоф наёфтааст.

Котибот, шӯъбаҳои КМ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, Совети Вазирони республика ба хеле беҳтар шудани кори сохтмони асосӣ муваффақ нашудаанд. Дар ин соҳа суръати корҳои сохтмону монтаж, иқтидори корхонаҳои индустрияи бинокорӣ суст меафзояд, объектҳо сари вақт ба истифода дода намешаванд, ба паҳну парешон гардидани маблағгузорӣ роҳ дода мешавад, ҳачми сохтмони нотамом кам намешавад, плани ба истифода додани манзил ичро намегардад. Дар сохтмони ГЭС-и Роғун, корпуси чоруми заводи алюминий (рафиқ Ниёзов С. Н.), туннели обьёрии Данғара (рафиқ Ким И. Е.), комбинати масолеҳи ғаллаи Қолхозобод, фабрикаи ресандагии Қӯрғонтеппа (рафиқ Микиртычев Э. Н.), фабрикаи мурғи Файзобод (рафиқ Аблогин В. Д.) ба қафомонии чиддӣ роҳ додаанд.

Дар соҳаҳои комплекси агросаноатӣ, ичрои Программаи озуқаворӣ, ба кор андохтани захираҳои истеҳсоли хӯрокворӣ аз ҳисоби зиёд кардани ҳосили зироат ва маҳсулнокии чорво норасоиҳои чиддӣ ҳастанд. Барои зиёд кардани даромади колхозҳо, совхозҳо, корхонаҳои аз нав кор кардабароии маҳсулот, барпо кардани базаи мустаҳками хӯроки чорво чораҳои қатъӣ дида намешаванд. Мисли пештара дар бисёр хочагиҳо меҳнат суст ташкил карда шудааст, пудрати коллективӣ суст чорӣ мегардад, нурӣ, техника ва ресурсҳои дигари моддию техникӣ нағз истифода намешаванд, арзиши аслии маҳсулоти хочагии қишлоқ кам намешавад, дарачаи ҳозираи тараққиёти хочагии қишлоқ аз суръати афзоиши аҳолӣ қафо мемонад.

Бисёр органҳои партиявӣ, советӣ, назорат ва органҳои муҳофизати ҳуқуқ ҳодисаҳои ғорат шудани молу мулки халқ, бесарусомонӣ ва

исрофкорӣ, аз будаш зиёд карда нишон додани маълумотҳоро на ҳама вақт ба тариқи принципиалӣ пешгирӣ мекунанд, нисбат ба роҳбарон, шахсони конкретӣ барои дар ҳар корхона, ташкилот ҷорӣ кардани тартиботу интизом ба дараҷаи зарурӣ серталаб нестанд. Зоеъ рафтани вақти кор ҳар рӯз дар саноат ва сохтмон ба кор накардани садҳо кас баробар аст. Дар чор соли панҷсола бо ҳамин сабабҳо 133 миллион сӯмина маҳсулот кам бароварда шуд, қариб 23 миллион сӯмина корҳои сохтмону монтаж иҷро нагардиданд.

Комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, вазорату идораҳои дахлдори республика дар кори корхонаю ташкилотҳои нақлиёт, хоҷагии коммуналӣ, савдо ва хизмати маишӣ камбудиҳоро суст бартараф мекунанд. Ин корхонаҳо планҳоро мунтазам иҷро намекунанд, режими кор муратгаб гардонда нашудааст, маданияти хизматрасонӣ ва сифати он паст аст. Ин пеш аз ҳама ба вилояти Ленинобод ва вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ, шаҳрҳои Душанбе, Турсунзода, Орҷоникидзеобод, районҳои Ленин, Колхозобод, Совет дахл дорад.

Планкашӣ ва идоракунии механизми хоҷагидорӣ такомули минбаъдаро талаб мекунанд. Госплани республика вазъияти иқтисодиётро на ҳама вақт ҳамаҷониба таҳлил менамояд, захираю имкониятҳои дохилиро ошкор мекунад, таносуби планкашии соҳавӣ ва территориявӣ, андешидани тавсияҳои хубу бағоят асосноки тараққиёти перспективанокй соҳаҳои хоҷагии халқро пурра таъмин намекунад, амалияи нодурусти ислоҳу кам кардани планро пешгирӣ наменамояд.

Гузориши кори тарбияи сиёсӣ ва идеологӣ беҳбудии ҷиддиро талаб мекунад. Дар ин соҳа баъзан кордонӣ, ба иҷрои вазифаҳои муҳимтарини хоҷагию сиёсӣ камар бастан ба назар намерасанд. Дар тарбияи ахлоқӣ, ташаккули шуури ҷамъиятӣ, эътиқоди атеистӣ, фаъолияти меҳнатӣ ва социалии меҳнаткашон ҳанӯз ҳам камбудиҳо бисьёранд.

Пленуми XXI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қарор мекунад:

1. Қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС дастури амал дониста, бечунучаро иҷро карда шаванд. Сиёсати дохилӣ ва берунии Партияи Коммунистӣ, фаъолияти бисьёрҷабҳаи мунтазам ва пурсамари КМ КПСС пурра ва комилан маъқул дониста шавад.

2. Бюро, котибот, шӯъбаҳои КМ, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, комиҷроияҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии Советҳои депутатҳои халқӣ, вазорату идораҳои республика, роҳбарон ва ташкилотҳои партиявии корхонаҳои саноатиро зарур аст, ки барои минбаъд ҳам тезондани суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат, ҳосилнокии меҳнат, беҳтар шудани сифат, кам кардани арзиши аслии маҳсулот аз ҳисоби беҳтар истифода бурдани иқтидорҳои истеҳсолӣ, ресурсҳои меҳнатӣ, моддӣ, ашьёи хом ва ресурсҳои сӯзишворию энергия, бо хелҳои зарурии молҳои истеъмоли халқ пурратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ чораҳои қатъӣ бинанд. Ба истеҳсоли маҳсулоти кӯҳнашудаю савдояш касод қатъиян хотима дода, кори иттиҳодияю корхонаҳоеро, ки маҳсулоташон харидор надорад, бетаъхир дигаргун созанд.

3. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комиҷроияҳои Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, вазорату идораҳои дахлдори республика ба иҷрои Программаи озуқаворӣ конкретитар машғул шаванд, бемайлон зиёд шудани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти зироату чорворо таъмин кунанд, дар ин кор захираҳои колхозу совхозҳо, хоҷагиҳои ёрирасони гражданинҳо ва корхонаҳоро пурратар истифода баранд.

Усули кори иттиҳодияҳои агросаноатиро тағьир дода, аз роҳбарии

кабинетӣ қатъиян даст кашида, ба маҳалҳо раванд, ба хоҷагиҳои қафомонда ёрии зарурӣ расонанд, дар иҷрои вазифаҳои тараққиёти комплексии хоҷагии қишлоқ ба тарзи рафтори идоравӣ роҳ надода, ба нав кардани техникаи корхонаҳои аз нав кор карда барояндаи ашёи хоми хоҷагии қишлоқ, ба базаи ашёи хом наздик кардани ин корхонаҳо диққати махсус диҳанд.

Масъулияти органҳои хоҷагии қишлоқ ва маҳсулоттайёркунӣ, роҳбарон, мутахассисони хоҷагиҳо барои иҷрои бечунучарои планҳо, ӯҳдадориҳои социалистиро аз рӯи ҳамаи нишондиҳандаҳо ҳатман иҷро кардани ҳар коллективи меҳнатӣ, ферма, участка, бригада, звено, ҳар колхозчӣ ва коргари совхоз суботкорона баланд бардошта шавад.

Барои дар мӯҳлати беҳтарин ва хушсифат захира кардани хӯроки чорвои ҷамъиятӣ, хоҷагиҳои ёрирасони корхонаҳо ва чорвои шахсӣ сафарбар намудани меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ, аҳолии қишлоқу шаҳрҳо вазифаи аввалини органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, назоратӣ ва муҳофизати ҳуқуқ дониста шавад. Чораҳои аз ҷиҳати моддӣ ва маънавӣ ҳавасманд гардонидан, расонидани хизмати маданию маишӣ ва савдо ба иштирокчиёни маъракаи хошоктайёркунӣ, бастани тамоми роҳҳои нобудшавию талаф ёфтан, дуздида шудани хӯроки чорво андешида ва ба амал бароварда шаванд.

Аз вазорату идораҳои пудратчиён ва заказчиҳо талаб карда шавад, ки ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатии ташкилотҳои бинокориро ба таъмири сари вақт ва мунтазам ба кор андохтани иқтидорҳои истеҳсолӣ, манзил ва муассисаҳои маданию маишӣ, кам кардани ҳаҷми сохтмони нотамому миқдори таҷҳизоти ба кор андохта нашуда, тезондани суръати кораму обод гардондани замини нави обӣ, пурратар ва самараноктар истифода бурдани фондҳои истеҳсолӣ, ресурсҳои моддӣ ва одамон ҷалб кунанд.

Органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолиро зарур аст, ки маҷмӯи тадбирҳои хоҷагӣ, ташкилӣ ва тарбиявӣ, омилҳои маънавӣ ва моддиро ба мустаҳкам намудани интизоми истеҳсолот ва меҳнат, зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат ва беҳтар шудани сифати кор равона кунанд. Дар бораи барпо кардани шароити зарурии меҳнати сермаҳсули бинокорон, ҳалли масъалаҳои социалию маишӣ ва масъалаҳои дигари вобастаи муқимияти кадрҳо ҳамеша ғамхорӣ намоянд.

5. Комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, комиҷроияҳои Советҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии депутатҳои халқӣ, вазорату идораҳои дахлдори республика вазифадор карда шаванд, ки дараҷаи фаъолияти органҳои алоқа, соҳаи савдо, хизматрасони маишӣ, коммуналӣ, нақлиётро ба аҳолӣ боисрор баланд бардоранд.

Диққати махсуси вазирони РСС Тоҷикистон: нақлиёти автомобилӣ (рафиқ Ёқубов Н. Х.), савдо (рафиқ Қаттаев О. Қ.), хоҷагии меваю сабзавот (рафиқ Анваров А. Қ.), хизматрасонии маишӣ ба аҳолӣ (рафиқ Қосимова А. Т.), хоҷагии коммуналӣ (рафиқ Қостарёв Ю. Б.), раиси правленияи Тоҷикматлубот (рафиқ Ғозибеков А. Ғ.)-ро ба камбудиҳои ҷиддии соҳаҳое, ки онҳо роҳбарӣ менамоянд, ба қафомонӣ дар иҷрои планҳои давлатӣ ҷалб намуда, аз онҳо талаб карда шавад, ки дар ҳама ҷо мураттабгардонӣ ва риоя намудани режим, кори аниқи магазинҳо, ошхонаҳо, корхонаҳои хоҷагии коммуналӣ ва хизмати маишӣ, ҳамаи хелҳои нақлиёт ва алоқаро таъмин кунанд, ҳар зуҳуроти вайрон кардани тартиботи муқарраршуда ва қоидаҳои хизматрасониро ба аҳолӣ пешгирӣ намоянд.

6. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Госплан, вазорату идораҳои РСС Тоҷикистон андешидану амалӣ гардондани тадбирҳои калони оид ба ҳалли проблемаҳои асосии хоҷагии халқро, ки ба тараққиёти минбаъдаи босуръату мутаносиби истеҳсоли ҷамъиятии республика алоқаманданд, ҷидду ҷаҳд кунанд. Дар асоси такмил додани хоҷагидорӣ, дар истеҳсолот босуръат ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму тех-

ника, пурратар истифода бурдани потенциали истеҳсолӣ, зиёд шудани самараи иқтисодиёт, беҳтар гардидани сифати он ҳатман иҷро кардани планҳои соли 1985 ва умуман панҷсолаи ёздаҳумро таъмин кунанд. Ислоҳу кам кардани планҳои тасдиқшуда манъ карда шавад.

Ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, роҳбарони хоҷагӣ ҳисоби хоҷагӣ, шакли бригадавии ташкил ва додани ҳаққи меҳнатро суботкорона дар истеҳсолот ҷорӣ намоянд, таҷрибаи мусбати ғуншудаи корро афзун гардонда, ҳамаҷониба паҳн кунанд.

7. Аз комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ талаб карда шавад, ки мутобиқгардонии ҷидду ҷаҳди органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, назорат ва органҳои муҳофизати ҳуқуқ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, коллективҳои меҳнатӣ ва муассисаҳои идеологиро дар мубориза барои дар маҳалҳо мустаҳкам намудани қонун ва тартибот таъмин кунанд.

Кори дар ҳама ҷо ба сомон овардани муташаккилию тартибот, вусъати ташаббуси эҷодии меҳнаткашонро ривоҷу равнақ диҳанд, ҷидду ҷаҳди асосии коллективҳои истеҳсолиро ба муттасил афзудани ҳосилнокии меҳнат, сарфаи моҳиронаи ресурсҳои моддӣ ва сӯзишворию энергия, мустаҳкам намудани интизоми планию меҳнатӣ ва истеҳсолӣ равона кунанд. Ба он ноил шаванд, ки ҳар кас дар коргоҳаш ҳалол ва пурмаҳсул кор кунад.

Ба муқобили бадмастӣ ва майзадагӣ ҳамчун иллати калони социалӣ фаъолонаю пурсамар мубориза баранд. Чунон вазъиятеро муҳайё бояд кард, ки ҳар коллективи меҳнатӣ бадмастиро маҳкум намояд. Нисбат ба аъзоёни партия, пеш аз ҳама, нисбат ба коркунони роҳбарикунанда, ки машруботро суиистеъмол намуда, фактҳои бадмастиро пешгирӣ накарда, аз муборизаи бевосита бар зидди ин шарр рӯй метобанд, қатъиян сахтгир будан лозим аст. Ба ин мақсадҳо қувваи таъсиррасонии ҷамъиятӣ, актҳои қонунгузор ва қоидаҳои тарзи социалистии ҳаётро пурратар истифода бояд бурд.

8. Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, вазорату идораҳо бояд базаи моддию техникии органҳои нигаҳдории тандурустӣ, маорифи халқ, муассисаҳои илму маданиятро суботкорона мустаҳкам намоянд, тадбирҳои ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва касбиро тез амалӣ гардонанд, нисбат ба сифати таълим ва тарбияи насли наврас, таълими мутахассисони хоҷагии халқ, барои анҷом додани диспансеризацияи меҳнаткашон, беҳтар намудани хизмати тиббӣ ва бо дору хубтар таъмин кардани аҳолӣ серталаб бошанд.

Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон бояд фаъолияти муассисаҳои илмии республикаро беҳтар мутобиқ кунад, тадқиқоти фундаменталӣ ва амалиро ба пояи баланд барорад, натиҷаҳои тадқиқотро дар истеҳсолот пурратар ҷорӣ кунад.

Вазорати маданият, Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба кинематография, иттифоқҳои эҷодии РСС Тоҷикистон бояд масъулияти интеллигенцияи эҷодкорро барои офаридани асарҳои дорои аҳамияти калони гражданӣ, ки ҳақиқати воқеияти социалистиро тараннум карда, ташаббусро равнақ дода, камбудиҳоро танқид намуда, ба тарбияи коммунистии омма кӯмак мерасонанд, ҳамаҷониба зиёд кунанд.

9. Бюро, котибот, шӯъбаҳои КМ, комитетҳои партиявии вилоятию шаҳрӣ ва районӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бояд кори ҳамаҷонибаи тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС-ро вусъат диҳанд. Онро барои боз ҳам муттаҳиду муттафиқ шудани сафҳои партия, афзудани роли пешоҳангии коммунистон, равнақи ҳамаҷонибаи робитаи партия бо омма, такмили тарзу усули кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ истифода баранд.

Нисбат ба кадрҳои роҳбарикунандаи тамоми звеноҳо барои соҳаи корашон, натиҷаҳои ниҳоии меҳнат, ягонагии қавлу амал, барои

бовиҷдонӣ ва хушахлоқии ҳар аъзои партия ҳамаҷониба серталаб бошанд.

Ба дараҷаи баланд гузаронидани ҳисоботу интихоботи навбатии органҳои партиявӣ, дар онҳо муфассал ва аз нуқтаи назари танқидӣ таҳлил кардани иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия, Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС, қарорҳои худ вазифаи комитетҳои партиявист. Ҳамаҷониба ғамхорӣ кардан лозим аст, ки маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоӣ бо камоли кордонӣ, дар муҳити танқид ва худтанқид, ошкоро большевикона давом кунанд, дар онҳо масъалаҳои муҳими ҳаёти коллектив, роҳҳои рафъи тамоми нуқсону камбудиҳое, ки ба кор монеъ мешаванд, муҳокима гарданд. Қорро тавре ташкил бояд кард, ки ҳар аъзои партия аз ҳуқуқи уставиаш пурра истифода бурда, таклифҳо ва мулоҳизаҳояшро ба миён гузорад, то ки ягон танқид сарфи назар карда нашавад.

10. Шӯъбаҳои КМ, комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, органҳои хоҷагӣ бояд тамоми кори сиёсии омма, идеологиро барои иҷрои бомуваффақияти плану ӯҳдадориҳои социалистӣ равона кунанд. Рӯҳу ғайрати меҳнатии халқро, ки натиҷаи Пленуми апрели КМ КПСС мебошад, бо тамоми воситаҳои пропаганда ва агитация қавӣ гардондан ва минбаъд ҳам равнақ додан, мусобиқаи социалистиро барои истиқболи сазовори съезди XXVII партия ҳамаҷониба ривоҷ додан лозим аст. Қори идеологиро вусъат диҳанд ва конкрет гардонанд, онро бо ҳаёт ҳамаҷониба алоқаманд кунанд. Ҳар меҳнаткашро дар рӯҳи ҳисси хӯҷаини истеҳсолот будан ба камол расонанд, ба равшан фаҳмидани аҳамияти ҷамъиятии иштироки шахсии худ дар иҷрои плани давлатӣ ҳамчун шарти ҳалкунандаи тараққиёти минбаъдаи тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ кӯмак расонанд.

Дараҷаи роҳбариро ба воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропаганда баланд бардоранд, хабару мақолаҳои онҳоро пуртаъсир гардонанд. Мақолаю гуфторҳои танқидиро тарафдорӣ карда, ҷидду ҷаҳд кунанд, ки аз рӯи онҳо сари вақт чораҳо дида шаванд. Редакцияҳои газетаю журналҳо, ТоҷикТА, комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ бояд рафт ва натиҷаҳои мусобиқаи социалистии пешазсъездиро ҳамаҷониба инъикос кунанд. Тамоми таҷрибаи наву пешқадам ва перспективиро ҳамаҷониба тарафдорӣ кунанд, камбудию нуқсонҳоеро, ки ба пешрафти мо халал мерасонанд, қатъиян барҳам диҳанд.

* * *

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон КМ КПСС-ро дилпур мекунонад, ки коммунистон, меҳнаткашони республика барои иҷрои бомуваффақияти супоришҳои панҷсолаи ёздаҳум тамоми қувва, ғайрат, дониш ва таҷрибаашонро ба кор мебаранд, съезди XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро сазовор пешвоз мегиранд.



# ТАҚОЗОИ ОМИРОНАИ ЗАМОН

## *Маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Р. Н. НАБИЕВ дар пленуми XXI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

Рафиқон!

Дар ин рӯзҳо тамоми мамлакати мо дар зери таъсири бузурги сафарбаркунанда ва илҳомбахши Пленуми апрелии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ мебошад. Ин Пленум масъалаи дорои аҳамияти калони сиёсӣ — масъалаи съезди навбатии партияи ленинии моро муҳокима кард. Қарору материалҳои Пленум чоп шуданд, на фақат дар мамлакати мо, балки дар хориҷа ҳам ҳамовозии васеъ ба амал оварданд.

Дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС рафиқ Михаил Сергеевич Горбачёв «Дар бораи даъват кардани съезди навбатии XXVII КПСС ва вазифаҳои тайёрӣ ва гузаронидани он» маърӯза кард. Маърӯза бо диққати том ва шавқу завқи калон шунида шуд. Дастурҳои принципии дар маърӯза ифодаёфтаи соҳаи социалию иқтисодӣ, инчунин сиёсати байналхалқӣ, кори ташкилии партия ва кори идеологӣ дар ҳақиқат платформаи сиёсии тайёрии партия ба съезди навбатии худ мебошад.

Ин дастурҳо бояд дар рафти маъракаи ҳисоботу интихоботи пеш аз съезд, ба асоси тамоми кори мо гузошта шавад. Онҳо ба ин кор характери конкретӣ, эҷодӣ ва амалӣ мебахшанд.

Пленуми Комитети Марказӣ қарор кард, ки съезди навбатии XXVII КПСС 25 феврали соли 1986 даъват карда шавад. Вай рӯзномаи съездро тасдиқ намуд, нормаҳои намояндагиро муқаррар кард, мӯҳлати гузарондани маъракаи ҳисоботию интихоботиро муайян намуд, ки ба ҳама маълуманд.

Вақти то съезд боқӣ монда, барои шитоб накарда, нағз тайёрӣ дидан ба он, барои ба дараҷаи баланди ташкилӣ ва идеявӣ гузарондани маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои партиявӣ, ба анҷом расондани панҷсолаи ҷорӣ, ҷамъбаст кардани натиҷаҳои кор ва муайян намудани вазифаҳои оянда имконият медиҳад.

Ҳар яке аз съездҳои партия марҳалаи муҳими замонавист, ки барои тараққиёти ҷамъияти мо имконияти нав фароҳам меоварад, ки мо, одамони советӣ, ба ин одат кардаем. Съезди навбатии XXVII партия ҳам дар таърихи КПСС ва Давлати Советӣ мавқеи махсус ишғол хоҳад кард.

Қарору материалҳои Пленум ба фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсӣ, ба ташаббуси меҳнаткашони республика қувваи нав бахшиданд ва саъю кӯшиши, ба ибораи Ленин гӯем, ҳатман пеш рафтану ҳатман ба даст овардани муваффақиятҳои калонтарини онҳоро ба амал оварданд.

Коргарону колхозчиён, интеллигенция сиёсати хирадмандонаи до-

(Маърӯза аз рӯи стенограммаи мухтасар чоп карда мешавад)

хилӣ ва берунии КПСС ва Давлати Советиро гарму ҷӯшон, бо тамоми дилу ҷон маъқул дониста, изҳор менамоянд, ки азми қавӣ доранд, иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватанро бо меҳнати фидокорона минбаъд ҳам пай дар пай мустаҳкам намоянд, ба сарвати умумииттифоқӣ бештар ҳисса гузоранд.

Шуури баланду муттаҳидии интернационалии одамони мо дар рӯзҳои шанбегиҳои коммунистӣ, ки ба 115-солагии зодрӯзи В. И. Ленин ва 40-солагии Ғалабаи бузург бахшида шуданд, бо қувваи нав зуҳур ёфтанд.

730 цех, участка, бригада, ферма, 20 ҳазор коргару колхозчӣ, дар республика то рӯзи 9 май плани панҷсоларо иҷро карданд, 18 ҳазор нафар меҳнаткашон бошанд аз иҷрои плани нимсола рапорт доданд. Вазифаи ташкилотҳои партиявӣ ба ташаббуси рӯзафзуни сиёсӣ ва меҳнатии оммаи меҳнаткашон, ки натиҷаи тайёрӣ ба съезди дар пешистодаи партия мебошад, роҳбарӣ кардан аст.

Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС, қарорҳои он, нуқтаю хулосаҳое, ки дар маърӯза ифода ёфтаанд, барои кори коммунистон ва ҳамаи меҳнаткашони Тоҷикистон аҳамияти муайянкунанда дорад. Дар назди ташкилоти партиявии республика вазифаҳои калон ва масъулиятнок истодаанд.

Пеш аз ҳама моро лозим аст, ки мувофиқи дастурҳои Комитети Марказӣ дар бораи гузарондани маъракаи ҳисоботу интихобот масъалаҳои даъват намудани съезди навбатии XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, тайёрӣ дидан ва гузарондани онро ҳал кунем.

Бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон таклиф мекунад, ки съезди навбатии XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон 24 январи соли 1986 даъват карда шавад. Ба рӯзномаи съезд дохил намудани масъалаҳои зерин таклиф кадрда мешавад:

1. Ҳисоботи Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика.

2. Ҳисоботи Комиссияи тафтишоти Партияи Коммунистии Тоҷикистон.

3. Дар бораи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии РСС Тоҷикистон дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000.

4. Интихоботи органҳои роҳбарикунандаи Партияи Коммунистии Тоҷикистон.

5. Интихоби вакилон ба съезди XXVII КПСС.

Аз рӯи ҳисоботи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва Комиссияи тафтишот, аз рӯи масъалаи роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика шунидан ва муҳокима намудани маърӯзаҳои дахлдор дар назар дошта шудааст.

Ба съезд аз ҳар 115 аъзои партия интихоб намудани як вакил, яъне интихоб намудани ҷамъ 1032 кас таклиф карда мешавад, ки ин назар ба съезди XIX 45 вакил зиёд аст. Ин барои намояндагони хуби ҳамаи ташкилотҳои партиявии республика ва инъикоси ҳайати социалӣ ва миллии онҳо имконият медиҳад.

Дар даврае, ки то съезд боқӣ мондааст, мо бояд натиҷаҳои кори баъд аз съезди XIX анҷомьёфтаро таҳлил кунем, «Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии РСС Тоҷикистонро дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000-ум» муайян намоем.

Ба масъалаи ба дараҷаи олӣ гузарондани маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, конференцияҳои партиявии районӣ, шаҳрӣ ва вилоятӣ бояд диққати хеле ҷиддӣ дода шавад.

Дар давраи пеш аз съезд барои он бо ҷидду ҷаҳди тамом кор кардан лозим аст, ки соли 1985 ва тамоми панҷсоларо сазовор анҷом диҳем, барои кори бомуваффақияти нимаи дуюми солҳои 80-ум шароити хуб муҳайё кунем.

Мо ба съезди навбатии XX тайёрӣ дида истода, бо асоси комил

гуфта метавонем, ки республика солҳои гузашта дар ҳамаи соҳаҳои сохтмони хоҷагию маданӣ хеле пеш рафт. Потенциали истеҳсолӣ ва илмию техникии он зиёд шуд, суръати интенсификацияи иқтисодиёт баланд гардид, самараи он афзуд. Дар соҳаи социалӣ дигаргуниҳои сифатӣ ба амал омаданд, аҳволи моддии меҳнаткашон беҳтар шуд.

Дар баробари муваффақиятҳои тараққиёти иқтисодиёти республика дар гузарондани он ба роҳи интенсификация, ба усулҳои нави идоракунии хоҷагӣ камбудиҳо ва саҳву хатоҳои ҷиддӣ ҳастанд.

Бо вуҷуди барзиёд иҷро шудани планҳои солона мо аз ҷиҳати суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат аз супоришҳои муқарраршудаи панҷсола хеле қафо мондем.

Ҳаҷми маҳсулот 16,2 фоиз афзуд ва ҳол он ки дар супориши чорсола 19 фоиз пешбинӣ шуда буд. Ҳосилнокии меҳнат ба ҷои 109,3 фоизи супориши панҷсола 104,1 фоиз афзуд. Ҳаҷми миёнаи солонаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ назар ба панҷсолаи даҳум ба ҷои 10,2 фоизи супориш 7,8 фоиз зиёд шуд. Плани ба истифода додани фондҳои асосӣ ва плани дигар нишондиҳандаҳои сохтмони асосӣ мунтазам иҷро намешавад. Иҷрои плани ҳаҷми муомилоти моли савдои чакана ва адои хизмати маишӣ қафо мондааст.

Албатта, шароити номусоиди обу ҳавои солҳои гузашта ба андозаи маълум таъсири манфӣ расонд. Вале бо вуҷуди ин сабаби асосӣ дигар аст. Бисьёр органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, коркунони роҳбарикунанда дар тезондани интенсификацияи истеҳсолот, зиёд кардани самараи он, такмил додани усулҳои хоҷагидорӣ, пурратар истифода бурдани захираҳои моддӣ, молиявӣ ва ресурсҳои меҳнатӣ бояду шояд суботкорӣ зоҳир накарданд. Аз ин хулосаҳои ҷиддӣ баровардан ва барои он чораҳои қатъӣ дидан лозим аст, ки қафомонӣ дар иҷрои муҳимтарин вазифаҳои плани тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика хеле кам карда, корро мувофиқи супоришҳои панҷсола ташкил намоем.

Дар навбати аввал маҳсулоти саноатро соли ҷорӣ назар ба чор фоизи план 6,7 фоиз зиёд кардан муҳим аст. Дар хоҷагии қишлоқ камаш ҷамъ 1 миллиарду 563 миллион сўмина маҳсулот гирифтан лозим аст.

Вазифаи хеле зиёд кардани суръати тараққиёт комилан реалӣ аст, ба шарте, ки интенсификацияи иқтисодиёт ва тезондани прогресси илму техника дар маркази тамоми кори мо гузошта, идоракунию планкашӣ аз нав сохта, дар ҳама ҷо муташаккилӣ ва интизом мустаҳкам намуда, услуби фаъолият ба куллӣ беҳтар карда шавад.

Ҷиҳати муҳими масъалаи масъулият ва интизом сари вақт ва хушсифат тайёр карда фиристодани ашъёи хом, сўзишворӣ, маснуоти комплектшаванда, молҳои истеъмоли халқ мебошад. Мутаассифона, имрўз дар ин бора сухан рондан лозим меояд, ки дар ин соҳаҳо вазъи корҳои республикаро қаноатбахш донистан мумкин нест.

Дар корхонаҳои вилояти Қўрғонтеппа, шаҳрҳои Норак, Орҷоникидзеобод ва районн Турсунзода вазъият дар иҷрои плани фурўши маҳсулот, агар ўҳдадориҳои шартномавиро ба назар гирем, хуб нест.

Захираи муҳиме, ки дар Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ КПСС дар бораи он сухан рафт, мубориза ба муқобили исрофкорӣ ва талафот мебошад. Аммо аз ин восита ҳоло ба қадри кофӣ истифода бурда намешавад. Дар корхонаҳои мо ҳанўз роҳбароне ҳастанд, ки дар бораи ошкор намудани имконияти дохилӣ чандон ғамхорӣ намекунанд, бо ҳар роҳу восита кўшиш менамоянд, ки аз давлат бештар пул, фонду лимитҳои гуногун, аз ҷумла дастгоҳу таҷҳизот, воситаҳои нақлиёти автомобилӣ, сўзишворӣ, нурии минералӣ, хўроки чорво ва бисьёр чизҳои дигарро гиранд.

Ин чизҳоро мегиранду вале истифодаи оқилонаи онҳоро фаромўш мекунанд.

Аз ҷумла яке аз сабабҳои афзоиши миқдори таҷҳизоти шинонданашуда маҳз дар ҳамин аст. Порсол миқдори ин гуна таҷҳизот назар ба соли 1983-юм 15,4 фоиз афзуда, ба 72 миллион сӯмина расид. Чунин амалия асосан хоси корхонаҳои Вазорати саноати хӯрокворӣ (рафиқ Қурбонов И. И.), Вазорати маҳсулоттайёркунӣ (рафиқ Прокопенко С. К.) мебошад.

Дар заводи алюминии Тоҷикистон (директор рафиқ Маҳкамбоев С. М., котиби комитети партиявӣ рафиқ Зуҳурдинов М. А.) бештар аз 22 миллион сӯмина таҷҳизоти навтарини техникӣ шинонда нашудаанд. Дар ин ҷо хеле бисьёр таҷҳизоти технологии монтажшуда аз рӯи иқтидори лоиҳавӣ кор намекунанд.

Иқтидорҳои иттиҳодияи илмии истеҳсолии «Восход» (директор рафиқ Хлебников В. М.; котиби ташкилоти партиявӣ рафиқ Фатҳуллоева М.) амалан нисф кор мекунанд. Самараи истифодаи онҳо дар иттиҳодияи «Мебелмеспром»-и Орҷоникидзеобод кам мешавад. Ҳамаи ин боиси иҷро нашудани супоришҳои план ва супоришҳои молфиристонӣ мегардад. Ба чунин ҳодисаҳо хотима гузоштан лозим аст.

КМ КПСС ба кори чунин узвҳои муҳиму асосии хоҷагии халқ, монанди комплекси сӯзишворӣ ва энергия, нақлиёт, мошинсозӣ махсус диққат медиҳад. Ҳозир маҳз ҳамин звеноҳо суръати тараққиёти иқтисодиётро муайян мекунанд.

Мо имрӯз кори хуби нефтьчиёну энергетикҳоямонро, ки план ва ӯҳдадориҳои калонро бомуваффақият иҷро кардаанд, бо камоли қаноатмандӣ тақдир мекунем.

Дар айни ҳол вазъи кори управленияи шахтаҳои «Тоҷикистон» моро бағоят ба ташвиш меорад. Шахтаи № 8 дар давоми чор моҳ бинобар кори бағоят ғайриқаноатбахшаш планро иҷро накард ва 27 ҳазор тонна кам ангишт дод. Ин кори бо ангишт таъмин кардани аҳолиро хеле мушкил мегардонад. Охир ҳанӯз моҳи март роҳбарияти управленияи шахтаҳо (директор рафиқ Эшонов М., котиби комитети партиявӣ рафиқ Эшонбобоев А.) қавл дода буд, ки супоришҳоро бе чуну чаро иҷро мекунад. Ҳоло возеҳу равшан маълум аст, ки сабаби иҷро нашудани супориш аз бисьёр ҷиҳат суст будани корҳои ташкилӣ, фаъолона амал накардани комитети партиявии управления мебошад. Комитети партиявии шаҳри Исфара ва комитети партиявии вилояти Ленинободро зарур аст, ки ба ин соҳаи муҳим махсус диққат диҳанд.

Зимнан, ба рафиқ Қошлаков Г. В. ҳамчун аъзои КМ супориш дода шуд, ки ин масъаларо муфассал дида бароянд. Ин корро бояд ба охир расонд ва барои ислоҳи вазъият чора дид.

Сарфи назар аз иҷрои супоришҳои чор моҳи соли ҷорӣ дар кори нақлиёти роҳи оҳан ва автомобилӣ, махсусан дар ташкили корҳои молборкунию борфурорӣ камбудиҳои ҷиддӣ ҳастанд. Барои беҳтар шудани ин кор соҳибони мол ҳам ҳанӯз на тамоми корҳоро ба ҷо овардаанд. Бинобар бетартибӣ ва бесарусомонӣ дар роҳҳои иловагии муассисаҳо чӣ қадар мол талаф меёбад. Дар давоми чор моҳи соли ҷорӣ барои аз норма зиёд бекор истодани вагонҳо қариб 400 ҳазор сӯм ҷарима дода шуд. Аз ресурсҳои борборкунӣ қариб панҷ ҳазор вагон сари вақт ҷудо карда нашуд. Бо ин вагонҳо чорьяк миллион тонна бор кашондан мумкин мебуд. Қариб нисфи ин талаф ба вазоратҳои саноати масолеҳи бинокорӣ (рафиқ Медведев В. И.), маҳсулоттайёркунӣ, хоҷагии меваю сабзавот, саноати хӯрокворӣ рост меояд.

Ба фикрам дуруст мебуд ба Вазорати молия ва комитети назорати халқӣ супориш диҳем тафтиш кунанд, ки барои ин бетартибӣ ба кӣ чӣ хел ҷазо дода шуд ва кадом роҳбарон шахсан ҷазо гирифтанд.

Нишондиҳандаҳои техникию иқтисодии истифодаи автомобильҳои боркаш дар корхонаҳои Вазорати нақлиёти автомобилии республика ҳанӯз ҳам кам мебошанд. Дар зарфи чор моҳи соли ҷорӣ коэффициенти истифодаи автомобильҳо 0,611 аст. Плани коркарди ҳар як авто-

тонна танҳо 95,8 фоиз иҷро карда шудааст. Сокинони шаҳру деҳот аз кори наклиёти автомобилии пассажиркашонӣ ҷиддӣ шикоят мекунанд.

Дар сохтмони асосӣ қатъиян ва суботкорона тартибот ҷорӣ кардан зарур аст. Фикру мулоҳизаҳои танқидие, ки ба вазъияти кори ин соҳа дар маърӯзаи рафиқ М. С. Горбачёв баён шуданд, пурраю комилан ба республикаи мо низ дахл доранд. Сохтмони бисьёр объектҳо аз ҳад зиёд кашол меёбад. Дар натиҷа маблағу воситаҳои бисьёре истифода намешаванд, потенциали истеҳсолӣ суст меафзоянд, ҳалли масъалаҳои социалӣ боздошта мешавад. Чунончӣ, соли гузашта аз 40 корхонаю цех ва объектҳои калоне, ки мувофиқи план бояд ба истифода дода мешуданд, ҳамагӣ сӣ объект ба истифода дода шуду халос. Иқтидорҳои заводҳои электрохимиявии Ёвон, нурии азотии Вахш, комбинати маҳсулоти ғаллагии Орҷоникидзеобод ва як қатор объектҳо сари вақт ба истифода дода нашуданд.

Ҳоло ҳам дар як қатор объектҳои муҳимтарин иҷрои корҳои сохтмону монтаж қафо мемонанд. Планҳои сохтмони ГЭС-и Роғун, корпуси чоруми заводи алюминий (рафиқ Ниёзов С. Н.), туннели обьёрии Данғара (рафиқ Ким И. Е.), комбинати маҳсулоти ғаллаи Қолхозобод, фабрикаи ресандагии Қурғонтеппа (рафиқ Микиртичев Э. Н.), фабрикаи мурғпарварии Файзобод (рафиқ Аблогин В. Д.) иҷро намешаванд. Сохтмони объектҳои якуминдараҷаи коммуналӣ бо суръати суст пеш меравад.

Дар ин масъала пеш аз ҳама эҳтимол, ман, ҳамчун котиби якуми ҚМ, рафиқ Мирхолиқов Т. М.— котиби ҚМ, ки ба сохтмони асосӣ машғул аст, мудирони шӯъбаҳои соҳавии ҚМ айбдори асосӣ бошем. Дар ин кор, бешубҳа, Совети Вазирон, рафиқ Маҳкамов Қ. М. ҷонишини шумо, ки ба ин масъалаҳо машғуланд, низ айбдоранд.

Вайронкуниҳои сершумори интизоми меҳнат, дараҷаи пасти ташкили кор, набудани тартиботи зарурӣ дар бисьёр коллективҳо ба натиҷаҳои ниҳоии тамоми кори мо таъсири бағоят манфӣ мерасонанд. Дар саноати республика зоеъ рафтани вақти кор ҳар ҳафта ба кор накардани садҳо кас баробар аст.

Дар ин соҳа дар давоми як сол миқдори прогул ба ҳазорҳо рӯзи кори як одам расид. Фақат бинобар чунин сабабҳо дар чор соли панҷсола 133 миллион сӯмина кам маҳсулот дода шуд. Дар сохтмон низ чунин вазъият ба амал омадааст. Натиҷаи ин аст, ки қариб 23 миллион сӯмина корҳои сохтмону монтаж иҷро нашуда монд.

Дар республика соли гузашта дар тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ бинобар бо иҷозати маъмурият ба кор набаромадани коргарон талафи вақти кор ба 132,2 ҳазор рӯзи кори як одам расид. Ин аз бисьёр ҷиҳат натиҷаи он аст, ки соатҳои кори муассисаҳои савдо, хизмати маишӣ, шӯъбаҳои паспорт, кассаҳои амонатӣ, муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ ва ғайра то ҳол ба тартиб оварда нашудаанд.

Дар вақташ аз рӯи ин масъала дастурҳои махсус дода шуда буданд ва кор ислоҳ шуда буд. Вале роҳбарони ин соҳаҳо боз вақту фурсати на барои меҳнаткашон, балки барои худи коркунони ташкилотҳои хизматрасон мусоидро тадриҷан ҷорӣ карданд. Ба маврид аст аз вазирони савдо рафиқ Қаттаев О. Қ., хизмати маишии аҳолӣ, аъзои ҚМ рафик Қосимова А. Т. ва дигар роҳбарони вазорату идораҳо сабаби ин ва иҷро нашудани дастурҳоро пурсем, ки барои чӣ ин хел мешавад, барои чӣ дастур иҷро намегардад?

Инак, фактҳои дигари конкретитар. Ба қарибӣ тафтиш нишон дод, ки дар иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР (директори генералӣ рафиқ Абдураҳмонова М., котиби комитети партиявӣ Шокирова Ш. Т.), ки мо дар бораи он ҳамчун корхонаи хуб ақида дорем, ба кори сменаи якум якбора 79 кас ё қариб ҳафт фоизи коргарон дер монданд. Дар комбинати абрешими ба номи Крупскаяи Душанбе (директор рафиқ Қалонов И. Қ., котиби комитети партиявӣ рафиқ Земнухова А. И.) дар рӯзи тафтиш 59 кас аз

панҷ дақиқа то як соат, аз ҷумла устоҳои калон, инженерон ва ҳатто юристконсульт ба кор дер монданд. Сӣ кас аз аввали смена як соат ҳам кор накарда, барои иҷрои корҳои шахсӣ баромада рафт. Фақат да цехи бофандагӣ дар ин рӯз 26 дастгоҳ бекор истод, ки дар онҳо бояд 1600 метр матоъ бофта мешуд. Баъзе роҳбарон ҳам интизому тартиботро дағалона вайрон мекунанд. Масалан рӯзи тафтиш чордаҳ коркуни бюрои лоиҳакашию сметавии Вазорати маҳсулоттайёркунӣ расо ду соат аз он сабаб ба кор шурӯъ карда натавонистанд, ки сардори ин бюро, ки калиди идора дар дасташ буд, фақат соати 11 ба кор омад. Баъди ин оё дар бораи интизом чизе гуфтан мумкин аст.

Зиёд будани ҳодисаҳои ҷойивазкунии кадрҳо низ зарари ҷиддӣ мерасонад. Ҳол он ки як қатор вазорату идораҳо барои кам шудани он ба қадри зарурӣ чора намебинанд. Масалан дар шӯъбаҳои «Главтоҷикводстрой» ҷойивазкунии кадрҳо дар ҳамин панҷсола ба 29—35 фоиз расидааст. Ин нишондиҳандаи баландтарини ҷойивазкунии кадрҳо дар республика мебошад. Чунин аҳвол дар системаи Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби республика низ ҷой дорад (рафиқ Аҳмадов А. А.), ки барои ҳамин вазорат дар сармақолаи газетаи «Правда» аз 15 маи соли ҷорӣ ҳаққонӣ танқид карда шуд. Аз ин хулосаи зарурӣ баровардани ҳамаи коркунони хоҷагӣ лозим аст.

Дар ҳар корхонаю сохтмон, дар ҳар колхозу совхоз, дар ҳар ташкилот бояд тартибот ҷорӣ карда шавад, гуфта шудааст аз минбари Пленуми апрелии КМ КПСС. Ин корро накарда дар бораи ягон хоҷагидории оқилона, афзоиши самараи иқтисодиёт сухан рондан мумкин нест. Ин суханон барои ҳамаи органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ, ҳар роҳбар бояд дастури амал гарданд.

Дар давраи ҳозира, қайд карда шуд дар Пленуми апрелии КМ КПСС, бо роҳи беҳтар истифода бурдани ресурсҳо ба натиҷаҳои зиёди ниҳоӣ ноил шудан ҷиҳати асосии тараққиёти иқтисодиёт мебошад. Прогресси илму техника роҳи асосии ба ин мақсад расидан аст.

Дар республика дар ин соҳаи муҳимтарин кори муайян ба ҷо оварда мешавад. Дар айни замон бояд гуфт, ки дар аксарияти соҳаҳои хоҷагии халқи мо прогресси техникӣ суст, ҳатто ғайриқаноатбахш ба амал баровардa мешавад. Соли гузашта плани дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника аз рӯи миқдори тадбирҳо 88,5 ва аз рӯи ҳаҷми ҷорӣ кардани онҳо 94 фоиз иҷро шуд. Вазоратҳои саноати гӯшту шир, нақлиёти автомобилӣ, хоҷагии меваю сабзавот программаи комплексии механиконидани меҳнати дастӣ ва меҳнати вазнини ҷисмониро таъмин намекунанд. Ҳол он ки дараҷаи меҳнати дастӣ дар саноати республика соли гузашта ба ҷои сиюҳашт ва чил фоизи соли 1980 то сию панҷ фоиз кам шуд. Аммо рафиқон, бояд гуфт, ки ин нишондиҳанда моро ҳаргиз қонеъ гардонда наметавонад. Дар бисьёр корхонаҳо миқдори техникаи кӯҳнашуда хеле бисьёр аст, фондҳои асосӣ суст нав карда мешаванд. Дар мошинсозӣ, саноати масолеҳи бинокорӣ миқдори мошинҳои фарсуда аз панҷоҳ фоиз зиёд буда, дар соҳаҳои саноати сабуку хӯрокворӣ 40—50 фоизи тамоми таҷҳизотро иваз кардан лозим меояд.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум, чунон ки Пленуми апрелии КМ КПСС талаб кард, ба қатъиян зиёд намудани коэффциенти ивазкунии таҷҳизот ноил шудан зарур аст. Бинобар ин Госплани республика, вазорату идораҳо, Госснаб ба ҳалли ин масъалаҳо боандеша исроркорона ва суботкорона муносибат кунанд, талаботи истеҳсолотро беҳтар ба назар гиранд.

Дар айни замон дар бораи пурсамар истифода бурдани техникаи навтарин, ки мо дорем, дар бораи амалӣ гардондани программаҳои соҳавии комплексӣ, ки бо ҳалли проблемаҳои муҳимтарини илму техника алоқаманданд, бештар ғамхорӣ кардан лозим аст. Дар ин бобат

ҳам масъалаҳое ҳастанд, ки онҳоро аз мадди назар дур кардан мумкин нест.

Боз як масъалаи хеле муҳим. Дар республика аниқ мутобиқ набудани тадқиқоти илмӣ, ки Академияи фанҳо (рафиқ Осимов М. С) бояд ба амал барорад, ба кор зарари ҷиддӣ мерасонад. Аз ҳамин сабаб ҳам мо кашфиётҳое, ки ба зиёд кардани самараи хоҷагии халқ алоқаманд бошанд кам дорем ва кашфиятҳои мавҷударо бағоят суст истифода мебарем.

Дар донишкадаҳои олӣ ба манфиати интенсификацияи истеҳсолот тадқиқоти илмиро беҳтар ба роҳ мондан лозим аст. Иттиҳодияҳои илмию истеҳсолӣ барин шаклҳои пурсамари бо истеҳсолот пайвастани илм бояду шояд инкишоф наёфтааст.

Соли 1983 дар пленуми XII ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон вазифаҳои ташкилотҳои партиявӣ, ки аз қарори ҚМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои тезондани прогресси илму техника дар хоҷагии халқ» бармеоянд, ҳамаҷониба муҳокима карда шуда буданд.

Ин қарор таҳти назорати шӯъбаҳои дахлдори ҚМ аст. Вале бояд иқрор шуд, ки натиҷааш маълум нест. Сабаби ин пеш аз ҳама паст будани интизоми иҷрои кор аз тарафи мудирони шӯъбаҳо, назорати суст ба иҷрои қарорҳои бюро ва котиботи ҚМ мебошад. Ба рафти иҷрои тамоми қарорҳо назорати рӯякӣ не, балки назорати самарабахшро таъмин кардан зарур аст. Онҳоеро, ки дар ин кор ғайрату ташаббус нишон намедиҳанд, сахт танбеҳ додан лозим.

Дар Пленуми апрелии ҚМ КПСС зарурати баланд бардоштани қадру қимати меҳнати инженерӣ қайд карда шуд. Вазорату идораҳо, роҳбарони корхонаҳо, колхозу совхозҳо, муассисаҳои лоиҳакашӣ, конструкторӣ ва муассисаҳои дигар, ташкилотҳои партиявӣ ва касабавии онҳо инро ба назар гирифта, бояд дар бораи баланд бардоштани роль ва обрӯи устоҳо, инженерон, конструкторон, технологҳо беҳтар кардани шароити меҳнату маишати онҳо бояд ҳамеша ғамхорӣ кунанд, аз ҷиҳати маънавӣ ва моддӣ ҳавасманд гардондани ташаббускорон, меҳнати софдилонаи ин қабил коркунон такмил дода шавад.

Дар Пленуми апрелии ҚМ КПСС масъалаҳои ҳамаҷониба беҳтар кардани сифати маҳсулот кӯндаланг ба миён гузошта шуданд. Қайд карда шуд, ки ин роҳи ягонаи боэътимоди бо техникаи ҳозира пурратар қонеъ гардондани талаботи мамлакат, талаботи рӯзафзуни нисбат ба молҳои гуногун доштаи аҳолӣ, рафъи дефицит дар хоҷагии халқ мебошад.

Бисьёр корҳоро ба ҷо овардан лозим меояд. Бе муболиға қайд кардан лозим меояд, ки вазъият ташвишовар аст. Масалан, соли гузашта сифати маҳсулот 463 маротиба тафтиш карда шуд. Дар 336 маврид молҳои брак ва навъашон паст карда шудаанд. Арзиши ин брак дуним миллион сӯм аст. Аз сензадаҳ корхонаи Вазорати саноати сабук (рафиқ Қаландаров Ш. Қ.) дар даҳ корхона ҳодисаи баровардани маҳсулоти ба талаботи стандартҳои давлатӣ ва шартҳои техникӣ номувофиқ муқаррар шуд. Қариб бист фоизи як қатор маснуоти корхонаҳои Вазорати саноати маҳаллии республика (рафиқ Бойматов А.) брак карда мешавад. Ҳамин ҳам аз суст шудани назорат ба сифати маҳсулот шаҳодат медиҳад, ки дар фабрикаи ҷӯроби Душанбе зиёда аз панҷ фоизи маснуоти дорои индекси «Н» брак карда шуда буд. Дар иттиҳодияи саноати нонпазии Душанбе соли гузашта ҳаҷми маҳсулоти бракшуда чор баробар афзуд.

Ҳамаҷониба беҳтар кардани сифати маҳсулот бояд ғамхории ҳаррӯзаи органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, касабавӣ ва комсомолӣ кори шарафноки ҳар коллективи меҳнатӣ гардад. Назоратро пурзӯр намуда, дар ин масъалаҳо серталабтар шудан зарур аст.

Ҳалли бомуваффақияти проблемаҳои муҳимтарини тамоми фаъолияти хоҷагидориамон бевосита бо идоракунӣ алоқаманд аст. Дуруст-

тараш бо он алоқаманд аст, ки вай то кадом дараҷа ба миқьёси ҳамеша афзояндаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ мувофиқ мебошад. Борҳо гуфтан лозим омад, ки вай ба таври ҷиддӣ беҳтар карда шавад. Дар пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муҳокима шудани масъалаи кор бо кадрҳо инро бори дигар собит намуд.

Дар як қатор корхонаҳои республика аз рӯи нақшаи таҷрибаи умумииттифоқии миқьёсан калони иқтисодӣ кори зиёд кардани ҳуқуқҳои корхонаҳо, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ ва дар ҳамин асос баланд бардоштани масъулияту манфиатдории коллективҳои меҳнатӣ ба натиҷаҳои ниҳоии кор ба ҷо оварда мешавад. Мо ҳоло таҷрибаи муайяни мусбат дорем. Коллективҳои як қатор корхонаҳои саноатӣ техникаи электрӣ, масалан заводи чароғи Исфара, сарфи назар аз баъзе душвориҳо, нишондиҳандаҳои фаъолияти истеҳсолии худро хеле беҳтар карданд, супоришҳоро бомуваффақият иҷро менамоянд. Гап дар сари он аст, ки аз таҷриба ба роҳи ҳамаҷониба аз нав сохтани роҳбарӣ пеш гирифта, ба он ноил шуд, ки вай фишанги таъсирбахши интенсификация, афзоиши ҳосилнокии меҳнат гардад.

Чунон ки маълум аст, асоси идоракунӣ планкашӣ мебошад,. Ба ин муносибат дар Пленуми апрелии ҚМ КПСС дар бораи талаботи нави зиёдтаре, ки ҳаёт ба назди планкашӣ мегузорад, махсус сухан ронда шуд. Планкашӣ аз рӯи вазифаи бевоситаи худ бояд тараққиёти бағоят мутаносибу босуръати иқтисодиётро таъмин кунад.

Аммо органҳои планкашии мо иҷрои ин вазифаро номукаммал таъмин мекунанд. Ин пеш аз ҳама ба Госплани республика (рафиқ Бобоев М. Б.). дахл дорад. Госплан, ки аппарати калону муассисаҳои тадқиқоти илмӣ дорад, тартиб додани тавсияҳои хубу ҳамаҷониба асосноки тараққиёти перспективаноку аниқи соҳаҳои хоҷагии халқро бо роҳи пурра ба ҳисоб гирифтани захираю имкониятҳо, хусусияти шароити республика ҳанӯз пурра таъмин намекунад.

Аксар вақт маҳз бо ҳамин сабабҳо дар органҳои иттифоқӣ баъзе таклифҳои моро, ки ба пурратар истифода бурдани сарватҳои табиии республика ва ресурсҳои меҳнатии он нигаронида шудаанд, дастгирӣ намекунанд.

Ислоҳи планҳо низ давом дорад. Дар квартали якуми ҳамин сол плани солонаи фурӯши маҳсулот дар сию ҳашт корхона тағьир дода, илова бар он дар бисту се корхона плани солонаи фурӯши маҳсулот кам карда шуд. Плани квартали якум дар шаст корхона дигар, дар чилу ду корхона супориш кам карда шуд. Дар натиҷа умуман плани солонаи саноат қариб 9 миллион сӯмина, плани кварталӣ бошад, бештар аз 12 миллион сӯмина кам карда шуд. Ин хусусан ба корхонаҳои Вазорати хоҷагии меваю сабзавот, Вазорати саноати масолеҳи бинокорӣ, Вазорати саноати пахтатозакунӣ, Вазорати саноати хӯрокворӣ хос мебошад. Пленуми апрелии ҚМ КПСС ин амалияро маҳкум намуд. Аз ин бояд хулосаи зарурӣ баровард.

Аз байни вазифаҳои таъхирнопазире, ки дар Пленуми апрелии ҚМ КПСС дар бораи онҳо сухан рафт, ба амалӣ гардондани Программаи озуқаворӣ, хусусан аҳамияти калон дода мешавад. Биёед бубинем, ки дар ин бобат корҳои мо чӣ гунаанд, қувваи асосӣ ба чӣ равона карда шавад.

Программаи озуқаворӣ умуман аз рӯи нишондиҳандаҳои асосӣ иҷро мешавад. Дар тараққиёти истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дигаргуниҳои ба назар намоёни мусбат ба амал омаданд. Вале ин ҳаргиз маънои онро надорад, ки аз муваффақиятҳои ба даст омада қаноат ҳосил кунем. Афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз суръати афзоиши аҳолӣ хеле қафо мемонад. Ин моро водор месозад, ки дар панҷсолаи дувоздаҳум тараққиёти босуръати хоҷагии қишлоқ ва, пеш аз ҳама, соҳаҳои озуқаворechoии он, зиёд кардани маҳсулнокии онро таъмин намоем.

Захираи калонтарин дар ин бобат ба қатори пешсафон расондани

хоҷагиҳои қафомонда мебошад. Минбаъд бо он набояд муросо кард, ки аз понздаҳ то чил ва аз ин ҳам зиёд фоизи хоҷагиҳо ҳар сол планҳои супурдани намудҳои асосии маҳсулоти хоҷагии қишлоқро иҷро намекунанд. Панҷьяки хоҷагиҳо дар фурӯши гӯшт ва сеяки хоҷагиҳо дар фурӯши ширу тухм аз рӯи натиҷаҳои кори чорсола аз давлат қарздоранд.

Дар кварталли якуми соли ҷорӣ низ ягон пешравии мусбат ба амал наомад. Назар ба ҳамин давраи соли гузашта шумораи хоҷагиҳое, ки плани супурдани маҳсулоти чорворо иҷро намекунанд, кам нашуд.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон борҳо диққати шӯъбаи хоҷагии қишлоқ ва саноати хӯрокворни КМ, комитетҳои партиявӣ, комиссияи Президиуми Совети Вазирони республика оид ба масъалаҳои комплекси агросаноатӣ, органҳои советӣ ва хоҷагии қишлоқ, вазорату идораҳоро ба зарурати пурзӯр кардани назорат ба кори колхозу совхозҳои қафомонда, зиёд кардани талабот нисбат ба роҳбарону мутахассисони онҳо ҷалб намуд. Аввали соли ҷорӣ ба органҳои дахлдор таклиф карда шуда буд, ки планҳои ин гурӯҳи хоҷагиҳоро муфассал дида бароянд. Аммо ин дастурҳо суст иҷро мешаванд, ҳанӯз ягон нишонаи беҳтар шудани вазъият дида намешавад.

Ҳол он ки дар аппарати идоракунии системаи комплекси агросаноатии хоҷагии қишлоқ 16 ҳазор кас кор мекунад, яъне ба ҳар хоҷагӣ қариб 35 кас рост меояд. Ба назар чунин менамуд, ки ин на фақат барои омӯхтани ин масъалаҳо, балки барои оқилона пеш бурдани хоҷагӣ ҳам комилан басанда аст. Мисолҳои конкретӣ меорем. Совхози чорвопарварии «Аврора»-и райони Ленинград (директораш рафиқ Муродов С., котиби ташкилоти партиявиаш рафиқ Сафаров С. кайҳо ин ҷониб кор мекунанд) дар панҷсолаи ҷорӣ плани фурӯши чорворо ягон маротиба иҷро накард. Вай плани чорсоларо ҳамагӣ 83 фоиз иҷро намудааст у халос. Совхози «Себзор»-и райони Ғарм дар чор соли охир плани фурӯши ширро пай дар пай иҷро накард. Вай 822 тонна кам шир дод. Колхози ба номи Калинини райони Нов ҳам тамоми чор сол плани истеҳсоли ширро иҷро накард. Сабаб чист? Агар роҳбарони ин хоҷагиҳо аз ӯҳдаи ислоҳи вазъият баромада натавонанд, хулосаи дахлдор баровардан лозим. Агар тартиботи даркорӣ набошад, онро бояд ҷорӣ кард.

Ба қарибӣ бо супориши бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафти киштукори баҳорӣ, вазъияти умуман кори хоҷагии қишлоқ, аз ҳар ҷиҳат муфассал тафтиш карда шуд. Дар ин кор, ки аъзоёни бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, вазирон, коркунони масъули аппарати партиявӣ ва советӣ, мутахассисону олимон иштирок доштанд, ҳамаи вилоятҳо ва районҳои тобеи республика фаро гирифта шуданд.

Маълум гардид, ки аксар вақт хотирҷамъӣ, сусткорӣ, номуташаккилӣ ва беназоратии беасос зоҳир мегарданд. Вилояти Қурғонтеппаро мисол гирем. Дар ин ҷо барои босуръат захира кардани хӯроки чорво шароит ҳаст. Аммо кор нав сар шудааст. Ҳатто дарави якуми юнучқа анҷом дода нашудааст. Дар даравн алафи худрӯй фурсат аз даст меравад. Техникаи дарав кам истифода мешавад. Дағалона вайрон кардани технологияи захиракунии хӯроки чорво ошкор гардид. Масалан, дар совхози «60-солагии Октябрь»-и райони Ильич (рафиқон Чиллаев И., Раҳмонов Х.) ба хандақи ҳаҷмаш 250 тонна чандин рӯз боз силос мехобонанд. Дар натиҷа ҳарорати силос ба 80 дараҷа расида, аслан нобуд гаштааст. Одатан барои ин гуна бесарусомонӣ ҳеҷ кас ҷавобгар намешавад. Имконияти дигари зиёд кардани захираи хӯроки чорво низ суст истифода мешавад. Аз афташ, беҳуда нест, ки вилоят (рафиқон Қосимов А., Назриев М.) дар истеҳсоли шир ҷиддӣ қафо мемонад.

Дар вилояти Кӯлоб (рафиқон Ҳаёев И, Ҳ., Ҳасанов У.) як қатор камбудиҳои ҷиддӣ ошкор шуданд. Дар ин ҷо ҳам дарави якуми юнуч-

қа ба охир нарасид, ҳол он ки мӯҳлати дарави дуюм расидааст. Нигоҳубини киштзори зироатҳои хӯроки чорво нағз ташкил карда нашудааст. Сарфи назар аз шароити мусоид бисьёр хоҷагиҳои районҳои Москваю Фархор аз порсола дида, бадтар хӯроки чорво захира мекунанд. Аз афташ, беҳуда нест, ки ширҷӯшӣ бе ин ҳам кам дар амал намеафзояд, балки дар баъзе ҷойҳо, масалан, дар райони Совет ҳатто кам мешавад. Вазъияти гӯштсупорӣ ташвишовар гардидааст. Истеҳсоли гӯшти гов назар ба соли гузашта дувоздаҳ фоиз, ба давлат фурӯхтани чорвою мурғ бошад, 7 фоиз кам шуд.

Дар вилояти Ленинобод (рафиқ Ҳоҷиев Р.) дар як қатор районҳои тобеи республика дараву захира кардани хӯроки чорво суст аст.

Ин масъалаҳоро аз таҳти назорат баровардан мумкин нест. Дар шароити имсол истеҳсол ва захира кардани хӯроки чорво аҳамияти махсусан калон пайдо мекунад. Вазифа гузошта мешавад, ки рӯзҳои наздик тамоми техника ба кор омода карда, хӯроки чорво дар муддати кӯтоҳ ба андозае захира карда шавад, ки барои бо тамоми хелҳои хӯрок таъмин намудани на фақат чорвои ҷамъиятӣ, балки чорвои хоҷагиҳои ёрирасону шахсӣ ҳам имкон диҳад. Алафро ҳатталимкон бо мошин даравидан даркор. Вале дар мавриди зарурӣ одамони шаҳру деҳотро сафарбар кардан лозим аст.

Органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагии маҳалҳо бояд барои фавран бартараф кардани тамоми камбудию норасоиҳои ошкоршуда чораҳои конкретӣ андешанд, тамоми кори дараву захира кардани хӯроки чорворо таҳти назорати махсус гиранд, ба касоне, ки дар ин кор ба сустию бесарусомонӣ роҳ медиҳанд, сахт танбеҳ диҳанд.

Мо бояд дар асоси талаби Пленуми апрелии КМ КПСС самараи истифодаи потенциали тавонои истеҳсолӣ ва илмию техникии комплекси агросаноатии республикаро қатъиян зиёд кунем,.

Дар ин соҳа масъалаҳо бисьёранд. Қусури хароҷоти ин соҳа бағоят кам мебарояд, ҳосилнокии меҳнат кам ва нишондиҳандаҳои сифатӣ бад мешаванд. Ҳамаи ин, ниҳоят, оқибати кори сусти интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, интизоми зарурӣ надоштан ва барои натиҷаҳои ниҳоии фаъолияти худ масъулият ҳис накардани бисьёр роҳбарону мутахассисони соҳа мебошад.

Ҳоло ба ҳамаи ин масъалаҳо аз мавқеи серталабӣ ва бо меъёри зиёдтар муносибат кардан лозим меояд.

Дар ин бора дар маърӯзаи рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленуми апрелии КМ КПСС дастури аниқ дода шудааст. «Ҳозир,— гуфт вай,— як худи иҷрои муқаррарии кор кифоя нест, ҳол он ки баъзан ин тарафи масъала ҳам мелангад. Аҳамияти чунин сифатҳои кордонӣ, ба мисли донистани чашми кор, ҳисси пай бурдани навигарӣ, ташаббус, ҷасорат ва ба зимма гирифтани масъулият, маҳорати ба миён гузоштани вазифа ва то охир иҷро кардани он, қобилияти ҳамеша дар назар доштани маънии сиёсии хоҷагидорӣ торафт бештар меафзояд. Ба ин боз майлу хоҳиши коромӯзиро ҳамроҳ карданиам». Ба фикрам, ба баъзе роҳбарони мо, коркунони ҷудогонаи аппарати партиявӣ ва советӣ маҳз ҳамин гуна сифатҳо камӣ мекунанд.

Мувофиқи дастурҳои Маҷлиси машваратии умумиттифоқии иқтисодӣ доир ба масъалаҳои комплекси агросаноатӣ фаъолияти ҳамаи вазорату идораҳои тобеи он, органҳои маҳаллии онҳоро қатъиян беҳтар кардан, дараҷаи масъулияти онҳоро барои вазъияти кори соҳаҳои хоҷагии қишлоқ баланд бардоштан зарур аст. Комитетҳои партиявӣ кори мунтазами зиёд кардани дараҷаи масъулияти кадрҳоро барои иҷрои кор, барои натиҷаҳои ниҳоии истеҳсолот бояд вазифаи асосии худ шуморанд.

Барои пурратар қонеъ гардондани талабот ба молҳои саноатӣ ва хизматрасонӣ, хушсифат ва зиёд кардани хели молҳои истеҳсолшаванда, баланд бардоштани дараҷаи маданияти савдо бисьёр корҳоро ба ҷо овардан лозим меояд.

Дар амалӣ гардондани сиёсати социалии партия нигаҳдории тандурустӣ мақоми муҳим дорад. Дар республика барои инкишоф додани нигаҳдории тандурустӣ бисьёр корҳо иҷро карда шудаанд. Аммо ҳозир ин ғайрикифоя аст. Агар талаботи ҳозираро ба назар гирем, базаи моддию техникии нигаҳдории тандурустӣ, сифати нигоҳубуни тиббӣ, бо дору таъмин кардани аҳолиро қатъиян беҳтар кардан лозим аст. Солҳои наздик дар тараққӣ додани сохти таваллудхонаю консультацияҳои занона ва муассисаҳои муоличавию профилактикии бачагона, муассисаҳои тиббию санитарӣ қафомониро бартараф кардан зарур аст.

Дар бораи зиёд кардани шумораи профилакторияҳо, минтақаҳои истироҳати коргарону хизматчиён ғамхорӣ кардан лозим. Дар ин кор бояд на фақат Вазорати нигаҳдории тандурустӣ, балки вазорату идораҳои дигар низ ташаббус нишон диҳанд. Мо ҳангоми меҳмони республика шудани вазири нигаҳдории тандурустии СССР рафиқ Буренков С. П. ин масъалаҳоро муфассал муҳокима кардем. Ҳамаи ин бояд дар планҳои панҷсолаи оянда ба назар гирифта шаванд. Барои дар кори беморхонаҳо, поликлиникаҳо, дорухонаҳо ва муассисаҳои дигари тиббӣ ҷорӣ намудани тартибот ва мустаҳкам кардани интизом корро пурзӯр кардан хеле муҳим аст. Аз кори онҳо мардум бисьёр гила мекунад. Ба ин муносибат бояд гуфт, ки бисьёр норасоиҳо, масъалаҳои ҳалношуда бо фаъолияти ғайрикифояи ташкилотчигӣ ва назораткунии Вазорати нигаҳдории тандурустӣ ва органҳои дар маҳалҳо будаи он алоқамандонд. Органҳои партиявӣ ва советии маҳалҳо дар навбати худ на ҳама вақт бо масъалаҳои нигаҳдории тандурустӣ бояду шояд машғул мешаванд. Ин камбудиҳоро ҳар чи зудтар бартараф кардан даркор.

Барои минбаъд ҳам амалӣ гардондани ислоҳоти мактаб бисьёр корҳоро иҷро кардан лозим меояд. Ин кори дорои аҳамияти бузурги сиёсӣ ва давлатӣ мебошад. Аммо маълум мешавад, ки ҳанӯз на ҳама инро пурра фаҳмидаанд. Ба ин кор аксаран рӯякию сарсарӣ муносибат мекунанд. Бисьёр вазорату идораҳо, корхонаҳои базавӣ то ин дам дар бораи ҷудо кардани ҷои кору объектҳои меҳнати талабаҳо, фароҳам овардани шароити таълими истеҳсолии ҷавонон ғамхорӣ накардаанд. Баъзе омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии соҳаи хоҷагии қишлоқи вилоятҳои Ленинобод, Қӯрғонтеппа, як қатор районҳои тобеи республика барои ташкили хоҷагиҳои таълимӣ ҳатто участкаҳои замин ҷудо накардаанд. Ба касбинтихобкунии талабаҳо низ ба расмиятчигӣ бисьёр роҳ дода мешавад. Ин муносибати нодуруст аст. Ислоҳоти мактаб кори умумихалқист. Кадрҳои мо сарфи назар аз он ки ба кадом идора тобеанд, бояд ин ислоҳотро ҷиддӣ ва фаъолона амалӣ гардонанд.

Мо бояд ҳамаи ин вазифаҳои социалию иқтисодиро бо мадади омма иҷро намоем. Ташкилотҳои партиявӣ бояд пешсафи ин мубориза бошанд.

Ҳоло дар пленумҳои комитетҳои партиявӣ ҷамъбасти Пленуми апрелии КМ КПСС муҳокима мешавад. Дар ташкилотҳои ибтидоӣ низ маҷлисҳо мегузаранд. Ба ҳамин тариқ ҳамаи коммунистон, меҳнаткашони фаъоли шаҳру деҳот ба амалӣ гардондани вазифаҳои пешбинишуда сафарбар намуда, ғайраташон афзун гардонда мешавад.

Моҳи сентябрь дар ташкилотҳои партиявӣ ҳисоботу интихобот сар мешаванд. Аҳамияту хусусияти ин маърака аз рӯи ҷамъбасти Пленуми апрелии КМ КПСС ба ҳама равшан аст. Ба ин кори масъулиятнок бе таъхир фаъолона тайёриро сар кардан лозим аст.

Дар маҷлисҳои пеш аз съезд дар рафти тайёрӣ ба съезди партия меҳнати эҷодӣ, ягонагии қавлу амал, ташаббусу масъулият, серталабӣ нисбат ба худ ва рафиқон, аз ҳар коммунист барои иҷрои вазифаи ҷамъиятӣ, иҷрои қарорҳои партия, барои симои софдилонаю поки аъзои партия талаби ҷиддӣ кардан бояд ҷиҳати асосӣ гарданд.

Ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатиро ба

иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои соли ҷорӣ ва умуман панҷсола, ҳалли проблемаҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, интенсификацияи истеҳсолот сафарбар кардан зарур аст.

Вазифаи якумдараҷаи комитетҳои партиявӣ мебошад, ки маҷлисҳо дар ҳама ҷо бо камоли кордонӣ, дар вазъияти принципнокӣ танқид ва худтанқидкунӣ, вазифаҳои бевоситаи худро бекамукост иҷро кардани коммунистон, монеаҳои корро бартараф намудани онҳо гузаранд.

Дар рафти ҳисоботу интихобот органҳои роҳбарикунандаи партиявӣ барпо намуда, ба онҳо қувваҳои навро ҷалб кардан лозим аст. Дар ҳайати фаъолони партиявии интихобшуда шумораи мутахассисони хоҷагии халқ бояд бисьёртар бошанд. Барои ин ҳамаи имконият ҳаст, мо одамони хеле таълимдидаю қобилиятнок дорем. Дар ин кор, албатта, принципҳои ленинии хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳоро ҷиддӣ дастури амал кардан лозим. Минбаъд ҳам сиёсати таъмини мӯътадилии роҳбарияти партиявиро пеш гирифта, ғамхорӣ кардан лозим аст, ки ҳам коркунони пуртаҷриба ва ҳам коркунони ҷавон дуруст истифода бурда шаванд. Аммо ин набояд монеаи пешрафти кадрҳо гардад. Занон ва коркунони ҷавони соҳибистеъдодро ба вазифаҳои масъулиятнок ҷасурона пешбарӣ кардан лозим аст.

Умуман, ба ташкили тамоми органҳои интихобшаванда диққати махсус додан лозим аст. Дар ин кор саҳву хатоҳо рӯй медиҳад. Масалан, дар бораи рафтори нодурусти мудири собиқи шӯъбаи молиявию хоҷагии комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ рафиқ Қ. Ясакиев борҳо хабарҳо омада буданд. Дар вақти тафтиш фактҳо тасдиқ шуданд. Ӯро аз вазифааш озод карданд ва ба ӯ ҷазои партиявӣ доданд. Пурсида мешавад, (рафиқ Зоиров М.), ки баъд аз ин боз чӣ тавр ӯро ба номзадии депутати Совети шаҳри Хоруғ пешбарӣ кардан мумкин будааст? Ин корроислоҳ кардан лозим омад.

Ҳаминро ҳам бояд ба назар гирифт, ки республикаи мо сермиллат аст ва мо аз ин фахр мекунем. Дар республикаи мо намояндагони ҳаштод миллату халқият аҳлона кору зиндагӣ мекунанд.

Ин дар интихоботи органҳои ҳокимияти халқӣ моҳи феврали соли 1985 пурра инъикос ёфт. Дар бораи намояндагии баробарҳуқуқонаи миллату халқҳои сокини республика дар органҳои интихобшавандаи партиявӣ ҳангоми гузарондани маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии ташкилотҳои партиявӣ ҳам эътибор додан лозим аст.

Ҳозир масъалаи мустаҳкам намудани муташаккилӣ ва интизом мисли пештара масъалаи муҳимтарин аст. Дар бораи он сухан меравад, ки дар истеҳсолот, соҳаи хизматрасонӣ, ҳаёти ҷамъиятӣ ва дар зиндагонӣ, дар ҳар коллективи меҳнатӣ, дар ҳар шаҳру маҳалли аҳолинишин тартибот ҷорӣ карда шавад. Чораҳоеро, ки партия дар ин соҳа мебинад, халқ якдилона ва гарму ҷӯшон маъқул медонад.

Дар баробари ин чунон ки дар Пленум қайд шуд, вақтҳои охир ба ин масъала суст диққат дода шуд. Ин ба республикаи мо ҳам пурра ва комилан дахл дорад.

Маълум аст, ки партия ба амалӣ гардидани принципи адолати социалӣ дар тақсими неъматҳои моддию маънавӣ, афзудани таъсири омилҳои социалӣ ба тараққиёти иқтисодиёт ва зиёд шудани самараи он аҳамияти калон медиҳад. Вале дар маҳалҳо аксар вақт ба ин масъалаҳо диққат дода намешавад. Магар дар республикаи мо ҳодисаҳое каманд, ки баъзе одамон бо пули бедардимиён зиндагӣ карда, аз тамоми неъматҳои ҷамъият истифода мебаранд ва дар айни ҳол барои афзун гардидани сарвати ҷамъият ҳеҷ кор намекунанд? Масалан, ба қарибӣ собиқ мудири анбори иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикмасло» Қӯчқоров ба муддати 13 сол аз озодӣ маҳрум карда шуд. Вай бисьёр солҳо калон-калон маҳсулотдуздӣ мекард. Бисьёриҳо медиданд, ки вай бо пули бедардимиён зиндагӣ мекунад. Вале дар ҳаққи ӯ на дар коллектив чора дида шуд ва на дар ҷои истиқоматаш. Фактҳои суиистеъмоли тақсими манзил, путёвка, фонди ҳавасмандгардонии моддӣ за-

рари калон мерасонанд. Дар кори ҳавасмандгардонии иқтисодӣ баробарҳақдиҳии ошкоро ва расмиятчигиро аксар вақт мушоҳида кардан мумкин аст.

Мисоли конкретӣ меорам. Моҳи феврали соли ҷорӣ дар участкаи монтажи дар Тоҷикистон будаи трести «Гидромонтаж»-и Союзгидроэнергострой дар бораи додани мукофотҳо аз рӯи натиҷаҳои квартали чоруми соли 1984 фармон бароварда шуда буд. Қас онро хонда беихтиёр ба хашму ғазаб меояд. Сардори собиқи участка рафиқ В. В. Чебоксаров чӣ тавр бепарвоёна рафтор карда, ба ин ҳуҷҷат имзо гузоштааст? Худатон мулоҳиза кунед, рафиқон. Барои мукофот 7895 сӯм ҷудо карда шуда буд. Аз ин маблағ 728 сӯм ба шаш коркуни роҳбарикунанда, ё худ ба ҳар кас ба ҳисоби миёна 121 сӯмӣ ҷудо карда шудааст; 65 инженеру техник ва хизматчӣ 5684 сӯм, яъне ҳар кас ба ҳисоби миёна 87 сӯм гирифтааст; ба 277 коргар 1483 сӯм дода шудааст. Чунон ки мебинед, ба ҳар коргар ба ҳисоби миёна фақат 5 сӯм мерасад. Оё ин аз рӯи адолат аст? Ҳол он ки ин идора ташкилотҳои партиявӣ ва касабавӣ дорад, рафиқон А. Н. Малинов, А. Д. Додобоев ҳастанд. Чашми онҳо дар куҷо буд?

Ба зарурияти риояи қатъии қонунияти социалистӣ махсус диққат додан лозим аст. Чунон ки маълум аст, дар вилояти Ленинобод камбудиҳои ҷиддии ин соҳа ошкор карда шуданд. Ба қарибӣ пленуми комитети партиявии вилояти Ленинобод барпо гардид ва дар он вазифаҳои рафъи камбудиҳои ҷиддӣ қатъӣ, принципӣ ва ба таври кордонӣ муҳокима гардиданд. Материалҳои пленум чоп шуданд. Ҳодисаҳои вайрон кардани қонун, ки мо аз онҳо сухан рондем, дар маҳалҳои дигар низ ҷой доранд. Аз ҳамаи онҳое, ки дастурҳои партия ва ҳукуматро дар роҳи мустаҳкам намудани қонун ва тартиботу ҳуқуқ иҷро намекунанд, сахтгир будан лозим аст.

Пленуми апрелии ҚМ ҚПСС талаб кард, ки услуби роҳбарии партиявӣ боз ҳам такмил дода, кори хостагирӣ ва ҷойгиронии кадрҳо беҳтар карда шавад. Қорро тавре ташкил кардан муҳим аст, ки қайд шуд дар маърӯза, ҳар кас кори худашро кунад ва вазифаҳои бевоситаашро ҳалол ба ҷо орад. То даме ки кори коркуни партиявиро коркуни хоҷагӣ мекунад, дар ягон соҳаи фаъолияти хоҷагӣ ба муваффақияти дилхоҳ ноил шудан мумкин нест.

Ин, бечунучаро, масъалаи бағоят муҳим аст. Ҳар кас бояд кори худашро ба ҷо оварад. Талаб кардан ва суботкорона ҷаҳд намудан даркор аст, ки роҳбарони хоҷагӣ вазифаҳояшонро худашон иҷро кунанд. Соли гузашта мо дар ин бобат дар пленумҳои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ ҷиддӣ ва принципӣ сухан ронда будем. Тадбирҳои пешбинишуда амалӣ мегарданд ва самараи калон мебахшанд. Як қатор комитетҳои партиявӣ бо камоли кордонӣ ва муташаккилӣ кор мекардагӣ шуданд.

Вале комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ ҳанӯз тарзу усули фаъолияташонро суст беҳтар мекунанд. Чун пештара маҷлисбозӣ карда, қарорҳои бисьёре қабул мекунанд, ба рафти иҷрои онҳо дар маҳалҳо суст назорат мекунанд.

Ин суханон ба аппарати советию хоҷагӣ ҳам дахл доранд. Масалан, Вазорати хоҷагии меваю сабзавоти РСС Тоҷикистон соли гузашта ба ташкилотҳои гуногун 9425 ҳуҷҷат равон кард. Аз ин 7207 ҳуҷҷат бо тиражи умумии 41 ҳазор нусха ё рӯзе 163 ҳуҷҷат ба ташкилотҳои поёнӣ фиристода шудаанд. Вазорат имсол низ ҳуҷҷатфиристиро кам накард. Дар ин давра дар Вазорати хоҷагии қишлоқи республика низ бисьёр ҳуҷҷатҳо интишор ёфтанд. Қомилан равшан аст, ки қоғазбозӣ коркунони соҳаро фақат аз иҷрои вазифаҳои асосӣ дур мекунаду бас.

Қоғазбозиро кам кардан даркор. Ба маҳалҳо тез-тез рафтан, аз ҳаёт воқиф гардида, ба кор фаъолона дахолат кардан, назорат намудан ва ёрӣ расондан лозим. Қорро мувофиқи талаботи партия қатъиян аз нав ба роҳ мондан даркор.

Дар Пленуми апрелии КМ қайд шуд, ки қатъиян талаб кардан лозим аст, ки конференцияҳои навбатии партиявӣ масъалаҳоро бо камоли кордонӣ ва сахтгирӣ муҳокима кунанд. Ин конференцияҳо ҳисобот на фақат дар назди коммунистон, балки дар назди меҳнаткашони райнону шаҳр, вилоят барои ташкили иҷрои плану ӯҳдадорӣ, барои иҷрои тамоми вазифаҳои комитетҳои партиявӣ мегарданд.

Дар конференцияҳои партиявӣ, ки дар кори онҳо бешубҳа, аъзоёни КМ фаъолона иштирок мекунанд, на бояд ба танқиди рӯякӣ, кӯшиши бо гапҳои умумӣ пинҳон кардани моҳияти кор, ба кӯшиши барои камбудиҳо баҳона кардани ҳолатҳои объективӣ роҳ дода шавад. Алалхусус ба таърифу тавсифи аз ҳад зиёд роҳ додан мумкин нест. Нотиқон бояд аз рӯи моҳияти масъала ва принципӣ сухан ронанд.

Дар рафти ҳисоботу интихобот, тайёрӣ ба съезди партия бояд на фақат тамоми тарафҳои ҳаёти дохили партиявӣ, роҳбарӣ ба сохтмони хоҷагию маданӣ, вазъияти кори соҳаҳои хоҷагии халқ, илму маданият ҳамаҷониба таҳлил карда, балки барои беҳтар шудани тамоми кор бояд чораҳои конкретӣ дида шаванд. Ба зисту зиндагӣ ва эҳтиёҷи инсон ҳамаҷониба диққат додан лозим аст.

Дар ҳама ҷо тамоми кори тарбияи идеявиро ҷиддӣ беҳтар намудан, таъсири онро ба инкишофи шуури ҷамъиятӣ, фаъолияти меҳнатию социалии кадрҳо, ҳамаи меҳнаткашони республика зиёд кардан аҳамияти махсус дорад.

Дар ин бобат Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС вазифаҳои бисьёрро равшан муайян карда буд. Онҳоро ҳамарӯза моҳирона ва сурборкорона иҷро кардан лозим аст. Дар роҳи иҷрои онҳо дар республика бисьёр корҳо ба ҷо оварда шаванд ҳам, камбудиҳо кам нестанд. Таҷрибаи пурқимати андӯхтаи ин соҳаро фаъолонатар истифода бурдан даркор.

Дар ин соҳа бисьёр проблемаҳо ҳастанд. Вазъи ҷинояткорӣ хусусан дар байни ноболиғон боиси ташвишу хавотири ҷиддӣ мегардад. Ё худ вазъияти диниро мисол гирем. Қисми муайяни аҳолӣ динпараст аст. Ҳамаи ин пурзӯр кардани кори тарбиявиро металабад. Дар ин соҳа бисьёр масъалаҳое ҳастанд, ки рафиқ Г. Б. Бобосодиқова ҳамчун котиби КМ ва рафиқ У. Ғ. Усмонов — ҷонишини Раиси Совети Вазирони республика, ки ба корҳои идеологӣ роҳбаранд, бояд дар хусуси онҳо фикру андеша намоянд.

Маълум аст, ки ҳоло партия ба муборизаи зидди бадмастӣ аҳамияти калон медиҳад. Ин иллати ҷиддии социалӣ ба кори умумӣ зарари калон мерасонад, одамонро вайрон ва маъюб мегардонад. Дар газетаҳо қарори КМ КПСС «Дар бораи чораҳои барҳам додани бадмастию майзадагӣ» чоп шуд. Ба ин кори муҳим муносибати ҷиддӣ бояд кард. Дар ин кор бояд ҳама — аз аъзоёни КМ то котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, аз аъзоёни ҳукумат то роҳбарони корхонаю муассиса ва ташкилотҳо бояд фаъолона иштирок кунанд. Ин кор муваққатӣ набуда, балки доимист. Барои решакан кардани бадмастӣ бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ фаъолона ҷидду ҷаҳд бояд кард. Бадмастҳоро берӯихотир танбеҳ додан даркор. Онҳоро бояд ҳама сахт маҳкум кунанд.

Вазифаҳои рӯзафзуни сохтмони коммунистии марҳалаи ҳозира, мураккабии вазъияти байналхалқӣ ва тезу тундии муборизаи идеологӣ талаб мекунанд, ки ба кори воситаҳои ахбороти оммавӣ бояд ӯҳдабарой, собитқадамӣ ва таъсирбахшӣ хос бошанд. Роли адабиёт ва санъат, интеллигенцияи эҷодкори мо дар ғанӣ гардидани ҳаёти маънавии халқ хеле калон аст.

Вусъати роҳбарии партиявӣ ва фаъолияти Советҳо ташкилотҳои касабавию комсомолӣ, органҳои назорати халқӣ, дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ ҳам вазифаи дорои аҳамияти калон мебошад. Имсол ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои ибтидоии иттифоқҳои касаба ва комсо-

мол гузаронида мешавад. Дар ин кор бояд ташкилотҳои партиявӣ фаъолона кӯмаку ёрӣ расонанд.

Ба ибораи дигар гӯем, тамоми қувваро ба кор бурдан лозим аст, ки Совети коллективонаи пешазсъездии коммунистони республика ҳам аз рӯи доираи васеи масъалаҳо ва ҳам аз рӯи муҳокимаи тезу тунд, амалию пуртаъсири онҳо дар ҳама ҷо ба дараҷаи баланд гузарад ва дар тамоми соҳаҳои ҳаёту фаъолияти мо натиҷаҳои дилхоҳи мусбат бахшад.

Вазифаи асосие, ки ҳоло онро махсус қайд карданиам, аз он иборат аст, ки қарору дастурҳои Пленуми апрелии (соли 1985) ҚМ КПСС ба ҳар коммунист ва меҳнаткаш пурратар фаҳмонда, иҷрои нақшаҳои пешбинишуда чунон ки мегӯянд ғоз надода, фавран сар карда шавад.

Вақт даргузар аст. Нимаи якуми соли хотимавии панҷсола анҷом меёбад. Бинобар ин нисбат ба иҷрои кор серталаб бояд буд. Аз корҳои ҷориамон, аз иҷрои плани солона сухан меронам. Солро мо бад сар накардем. Программаи чормоҳаи истеҳсолу фурӯши маҳсулоти саноат пеш аз мӯҳлат иҷро гардид. Дар ин муддат ба ҳисоби ӯҳдадории социалистӣ зиёда аз план бештар аз 10 миллион сӯмина маҳсулот баровардем. Вале аз ин ба ҳеҷ ваҷҳ хотирҷамъ шудан мумкин нест.

Бюрои ҚМ ба қарибӣ масъалаи тадбирҳои иловагии иҷрои планҳои нимсолаи якумро муҳокима кард. Нисбат ба роҳбарони як қатор вазорату идораҳо талабҳои қатъӣ ба миён гузошта шуданд. Ин роҳбарон аз рӯи ҷамъбасти квартали якум танқид шуда буданд. Онҳо аз ин танқид ба хулосаи даркорӣ наомаданд ва қусури қафомонию қарзро бароварда натавонистанд. Бояд қайд кард, ки баъзе роҳбарони хоҷагӣ ин дафъа ҳам аз тадбирҳои конкретие, ки барои рафъи камбудиҳо заруранд, равшан арз карда натавонистанд.

Чунончӣ, саноати коркардабарории Вазорати хоҷагии меваю сабзавот дучори вазъияти бад шудааст. Сабаби ин аз бисьёр ҷиҳат пурра ҷамъ оварда нашудани ҳосили ангури соли 1984 аст. Соли 1985 ҳам бинобар моҳҳои декабрь ва февраль сахт хунук шудани ҳаво маро хурсанд карда наметавонад. Вале вазир, рафиқ Анваров А. Қ. дар бораи нақшаи муфассали кори амалӣ гардондани тадбирҳои махсус оид ба хоҷагии қишлоқ ва ҳам оид ба аз нав ба роҳ мондани кори корхонаҳои коркардабарой арз накард. Дар ин бобат комиссияи агросаноатии Совети Вазирон (рафиқ Махсумов А. Н.) низ ҳеҷ чиз нагуфт.

То охири сол корро тавре ташкил кардан лозим аст, ки ӯҳдадориҳои социалистиро тамоми корхонаю иттиҳодияҳои саноат иҷро кунанд.

Бояд дар назар дошт, ки фақат ба дараҷаи пешқадамон расондани корхонаҳои қафомонда имкон медиҳад даҳҳо миллион сӯмина маҳсулоти иловагӣ бароварда шавад. Чунон ки мебинем, ин захираи калон аст.

Вазифаи муҳими бинокорон сари вақт ба истифода додани манзил ва объектҳои маданию маишӣ, иқтидорҳои истеҳсолӣ, аз ҷумла ГЭС-и Бойғозӣ, иқтидорҳои заводи алюминии Тоҷикистон, комбинати маҳсулоти ғаллагии Қолхозобод, анҷом додани сохтмони туннели ирригационии Данғара ва як қатор дигар объектҳо аст.

Иҷрои программаи маълуми тараққӣ додани хоҷагии Душанбе кори бошарафи бинокорон аст.

Мо масъулияти ҳар роҳбари ташкилоти бинокориро дар иҷрои кор баланд бардошта, интизоми меҳнат ва истеҳсолиро ҳамаҷониба мустаҳкам карда, ин нақшаҳоро амалӣ гардонда метавонем.

Дар назди меҳнаткашони деҳот вазифаҳои калон истодаанд. Мо дар маҷлиси машваратии республикавии комплекси агросаноатӣ бисьёр масъалаҳои боз ҳам тараққӣ додани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, иҷрои Программаи озуқавориро ҳамаҷониба муҳокима кардем. Ҳоло давраи тафтиши конкретии иҷрои тамоми нақшаҳост. Ба ин кор бевосита машғул шудан лозим аст.

Қарори Пленуми апрелии ҚМ КПСС-ро дар бораи даъват карда-

ни съезди XXVII партия коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика гарму ҷӯшон маъқул донистаанд. Ҳоло дар коллективҳои меҳнатӣ мусобиқаи социалистӣ барои сазовор пешвоз гирифтани ин воқеаи таърихӣ торафт вусъат меёбад. Ба ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон хабарҳо мерасанд. Дар онҳо аз вазифаҳои калоне, ки бо ташаббуси меҳнаткашони як қатор корхонаю ташкилотҳо, колхозу совхозҳо муайян шудаанд ва то рӯзи кушода шудани съезди XXVII КПСС иҷро карданианд, сухан ронда мешавад. Масалан, коллективи корхонаи калони саноатӣ — иттиҳодияи қолинбофии ордени Байрақи Сурхи Меҳнатдори ба номи В. И. Ленини Қайроққум ӯҳдадор шуд, ки 18 ноябри соли 1985 плани панҷсолаи ёздаҳумро иҷро карда, зиёда аз плани соли 1985-ум 70 ҳазор метри мураббаъ қолин ва илова ба плани панҷсола ба маблағи 21 миллион сӯм 435 ҳазор метри мураббаъ қолин барорад, плани истеҳсолии моҳҳои январу феврали соли 1986-ро то рӯзи кушода шудани съезд иҷро кунад.

Ба фикри мо вазорату идораҳо, комитетҳои партиявии вилоятию шаҳрӣ ва районӣ бояд ба ин кори муҳим сарварӣ кунанд, ба он характери амалию конкретӣ бахшанд. Дар ин бора ғамхорӣ кардан муҳим аст, ки таҷрибаи беҳтаринҳо дастраси умум ва рекордҳои меҳнатии онҳо нормаи ҳаррӯзаи кори тамоми меҳнаткашон гарданд.

Дар асоси ба назар гирифтани истифодаи тамоми захираҳо, таҷрибаи кори коллективҳои пешқадам муайян кардан зарур аст, ки соҳаҳои вилоят, шаҳру район аз рӯи ҷамъбасти нимсолаи якум, тамоми сол, панҷсолаи ёздаҳум ва сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII партияи мо ба чӣ гуна натиҷаҳо ноил шуда метавонанд. Ин корро ҳамаҷониба вусъат дода, дар матбуот дарҷ кардан, ба воситаи радио ва телевизион моҳирона инъикос кардан лозим аст.

Албатта, муваффақияти кор аз бисьёр ҷиҳат ба минбаъд ҳам баланд шудани дараҷаи роҳбарии партиявӣ ба иқтисодиёт, вусъати кори сиёсии партиявии байни омма вобаста мебошад. Ин чунин маъно дорад, ки ташкилотҳои партиявӣ бояд ба масъалаҳои беҳтар намудани нишондиҳандаҳои сифатии кор диққат диҳанд. Ҳосилнокии меҳнатро афзун гардондан, арзиши аслии маҳсулотро кам кардан, сарфакориро вусъат додан муҳим аст. Рӯирост мегӯем, ки вазифаҳо вазифаҳои осон нестанд. Вале масъала ин тавр истодааст — плани соли ҷорӣ бояд ҳатман ва бе ягон тасҳеҳдорорӣ иҷро шавад. Ба ин мақсад,— гуфт М. С. Горбачёв дар Пленуми апрелии ҚМ КПСС,— мусобиқаи социалистӣ, тамоми кори ташкилотчигию сиёсиро равона кардан лозим аст.

Иҷозат диҳед изҳори дилпурӣ кунам, ки ташкилоти республикавии партиявӣ бо роҳбарии Комитети Марказии ленинии КПСС, Бюрои сиёсии он дар мубориза барои иҷрои планҳои партия бештар ҷидду ҷаҳд карда, ба съезди XXVII КПСС фаъолона тайёрӣ дида, онро бо муваффақиятҳои нави сохтмони коммунистӣ пешвоз мегиранд.



# СЪЕЗДИ XXVII ПАРТИЯИ ЛЕНИНИРО САЗОВОР ПЕШВОЗ МЕГИРЕМ

Меҳнаткашоии Тоҷикистони советӣ, чун тамоми одамони советӣ, қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС-ро бо рӯҳбаландии калони сиёсӣ ва меҳнатӣ пешвоз гирифтанд. Пленуми КМ КПСС, ки 23 апрели соли 1985 барпо гардид, қарор қабул кард, ки съезди навбатии XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ 25 феврали соли 1986 даъват намуда, дар он масъалаҳои зерин муҳокима карда шаавнд: ҳисоботи Комитети Марказии КПСС ва вазифаҳои партия; ҳисоботи Комиссияи Марказии тафтишоти КПСС; дар бораи таҳрири нави Программаи КПСС; дар бораи тағьирот ба Устави КПСС; дар бораи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодию социалии СССР барои солҳои 1986—1990 ва барои давраи то соли 2000; интихоби органҳои марказии партия.

Дар ҳамаи коллективҳои меҳнатии республика нуктаю хулосаҳои маърӯзаи Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленум «Дар бораи даъват кардани съезди навбатии XXVII КПСС ва вазифаҳои тайёрӣ ва гузарондани он» якдилона ва самимона маъқул дониста ва тарафдорӣ карда шуданд. Меҳнаткашон масъалаҳои актуалиро, ки дар маърӯза ба миён гузошта шудаанд, бо шавқу рағбат ва манфиатдорӣ муҳокима карда, роҳҳои конкретии ҳалли онҳо ва беҳтар намудани тамоми корҳоро таклиф намуданд.

Пленуми навбатии XXI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки моҳи маи соли 1985 барпо гардид «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ва вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС» масъала муҳокима намуда, дар бораи даъват кардани съезди навбатии XX Партияи Коммунистии республика 24 январи соли 1986 қарор қабул кард ва рӯзномаи съездро тасдиқ намуд.

Дар шаҳру районҳо ва вилоятҳои республикаамон пленумҳои комитетҳои партиявӣ шуда гузаштанд, ки дар онҳо ҷамъбасти Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС муҳокима намуда, вазифаҳои конкретии ташкилотҳои партиявӣ оид ба тайёрӣ ба форуми партиявӣ муайян карда шуданд. Ҳамаи ин ба вусъати фаъолӣ ва баланд шудани масъулияти коммунистон, пурзӯр гардидани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявӣ, мустаҳкам шудани алоқаи онҳо бо омма мусоидат менамояд.

Ҳар кадом съезди партия дар ҳаёти партия ва халқ воқеаи муҳими сиёсӣ буда, он ҳудудҳои нави тараққиёти ҷамъияти советиро мекушояд. Съезди навбатии XXVII Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ низ дар таърихи мамлакати Советҳо мавқеи махсусро ишғол мекунад. Аҳамияти он бо муҳимии масъалаҳои муҳокимашаванда, характери марҳалаи ҳозира ва миқёси бузурги вазифаҳое, ки мо ҳал менамоем, муайян карда мешавад.

Пленуми апрелии КМ КПСС идомати роҳи стратегии муайянкардаи съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС-ро бори дигар тасдиқ намуд ва аҳамияти бузурги съезди дар пешистодаро қайд кард. Пленум қайд намуд, ки мамлакати мо дар тамоми соҳа-

ҳои ҳаёти ҷамъиятӣ муваффақиятҳои барҷаста ба даст овардааст. Вай ба афзалиятҳои сохти нав такья намуда, дар мӯҳлати кӯтоҳи таърихӣ ба қуллаҳои прогресси иқтисодӣ ва социалӣ баромад. Иттифоқи Советӣ ҳоло дорои иқтисодиёти пуриқтидори ҳаматарафа мутараққӣ, кадрҳои ихтисосноки коргарӣ, мутахассисон, олимон мебошад. СССР аз рӯи бисьёр самтҳои тараққии истеҳсолот, илму техника дар ҷаҳон мавқеъҳои асосиро мустаҳкам ишғол менамояд. Одамони советӣ бо музаффариятҳои социалии худ — ҳуқуқи кафолатнюк ба меҳнат ва подоши он, ғамхории ҷамъият дар бораи одам аз таваллудаш то пиронсолиаш, эҳтироми қадру қимат ва ҳуқуқҳои шахс, иштироки васеи меҳнаткашон дар идоракунии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият ва давлат ҳаққонӣ фахр мекунанд. Чунин муваффақиятҳоро дар тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ, аз ҷумла Тоҷикистон, низ ба даст овардаанд.

Дар Пленум диққати асосии иштирокчиёни он на ба муваффақияту комьёбиҳо, балки ба камбудиҳо ва вазифаҳои ҳалнашуда ҷалб карда, ба душвориҳои ба амаломада баҳои принципиалӣ дода шуд, ки барои бартараф намудани онҳо бисьёр ҷидду ҷаҳд кардан лозим меояд.

Пленум самтҳои асосии корро муайян намуд, ки аз инҳо иборатанд: аз ҷиҳати илмию техникӣ нав кардани истеҳсолот, ноил шудан ба дараҷаи олии ҷаҳонии ҳосилнокии меҳнат, такомулоти муносибатҳои ҷамъиятӣ, пеш аз ҳама, муносибатҳои иқтисодӣ, дигаргуниҳои социалӣ дар соҳаи меҳнат, шароитҳои моддию маънавии ҳаёти одамони советӣ, фаъол гардидани тамоми системаи муассисоти сиёсӣ ва ҷамъиятӣ, амиқ кардани демократияи социалистӣ, худидоракунии халқ. «Ҳоло,— таъкид намуд дар маърӯзааш дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв,— масъалаи асосӣ ин аст: мамлакат иқтисодиётро чӣ тавр ва аз ҳисоби чӣ босуръат тараққӣ дода метавонад. Мо дар Бюрои сиёсӣ ин масъаларо муҳокима намуда, якдилона ба хулоса омадем, ки барои ин имкониятҳои реалӣ ҳастанд. Вазифаи тезондани суръати тараққиёт, баробари ин ҳамаҷониба тезондани он комилан иҷрошаванда аст, агар интенсификацияи иқтисодиёт ва вусъати прогресси илму техника, аз нав сохтани идоракунӣ ва планкашӣ, сиёсати структурию инвестиционӣ, дар ҳама ҷо мустаҳкам намудани муташаккилӣ ва интизом, комилан беҳтар намудани услуби фаъолият асоси тамоми кори мо қарор дода шавад».

Коллективҳои меҳнатии республикаамон қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, нуктаю хулосаҳои маърӯзаи Котиби генералии КМ партия рафиқ М. С. Горбачёвро дар Пленум ҳамчун программаи ҷанговаронаи амалиёт қабул карда, мусобиқаи социалистиро барои сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон равнақу ривоҷ доданд. Ҷӯшу хурӯш, ғайрат ва ташаббуси меҳнатии коркунони саноат ва сохтмон, нақлиёт ва алоқа, комплекси агросаноатӣ, чидду ҷаҳди онҳо ба он равона карда шудааст, ки соли ҷорӣ ва умуман панҷсола бо муваффақият ба анҷом расонда, иҷрои пурра ва барзиёди планҳо ва ӯҳдадориҳои социалистӣ таъмин карда шавад.

Дар рафти мусобиқаи социалистӣ коргарону колхозчиён, хизматчиён бо ташаббусҳои нави ватандӯстона баромад мекунанд ва чун ҳамеша дар ин бобат коммунистон дар сафи пеш мебошанд. Чунончӣ, бюрои КМ ПК Тоҷикистон ташаббуси корхонаҳо, цехҳо, бригадаҳо, як қатор шаҳру районҳо, коллективҳои комплекси агросаноатиро барои пеш аз мӯҳлат иҷро намудани супоришҳои соли ҷорӣ маъқул донист.

Ресандаи иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷикатлас»-и Душанбе ба номи 60-солагии СССР, лауреати Мукофоти давлатии РСС Тоҷикистон ба номи Абӯалӣ ибни Сино, коммунист Бозорой Аҳмадова ба шарафи съезди XXVII КПСС дар вахтаи зарбдори меҳнатӣ истода, ӯҳдадор шудааст, ки то охири сол се плани панҷсоларо иҷро намояд. Бо-

фандагони комбинати абрешими Душанбе ба номи Н. Крупская А. Синковская, А. Ткаченко ва Е. Гончарова нормаи ду панҷсоларо иҷро карданд. Онҳо дар зарфи чор солу чор моҳ бо дастгоҳҳои худ миқдори рекордӣ — зиёда аз 637 ҳазор метри тӯлонӣ шоҳиворӣ истеҳсол намуданд. Бофанда Л. Кирьянова дар комбинат аввалин шуда даҳ нормаи солонаро иҷро кард. Вай ӯҳдадор шудааст, ки то охири панҷсола супориши ёздаҳ солро иҷро намояд. Дар комбинат 114 нафар коргарон супоришҳои панҷсоларо иҷро кардаанд. Чунин мисолҳо дар республика кам нестанд.

Коллективҳои корхонаҳои саноатӣ ба мусобиқаи социалистӣ барои сазовор пешвоз гирифтани съезди XXVII партия ҳамроҳ шуда, программаи чормоҳаро пеш аз мӯҳлат иҷро карданд. Илова ба план миллионҳо сӯмина маҳсулоти саноатӣ фурӯхта шуд. Ҳосилнокии меҳнат афзуда, арзиши аслии маҳсулот арзон ва сифати он беҳтар гардид. Дар республика 730 цех, участка, бригада ва ферма, 20 ҳазор нафар коргарону колхозчиён плани панҷсоларо ва 18 ҳазор нафар коркунон плани нимсоларо пеш аз мӯҳлат дар арафаи ҷашни 40-солагии Ғалаба иҷро намуданд.

Коркунони комплекси агросаноатӣ низ нишондиҳандаҳои хуб ба даст оварданд. Ҳоло дар саҳроҳои колхозу совхозҳо мубориза барои ҳосили баланди пахта, ғалла, сабзавот ва дигар зироатҳои хоҷагии қишлоқ бо ҷӯшу хурӯш давом дорад.

Вазъияти кор дар сохтмони асосӣ ба андозае беҳтар гардид. Назар ба ҳамин давраи соли гузашта бештар манзил, муассисаҳои томактабии кӯдакон ва дигар объектҳои социалию маданӣ ва маишӣ ба истифода дода шуданд.

Пленуми XXI КМ ПК Тоҷикистон вазъияти корро дар тараққиёти социалию иқтисодии республика таҳлил карда, як қатор камбудиҳои ҷиддиро ошкор ва роҳҳои конкретии бартараф кардани онро муайян намуд. Ҳанӯз шумораи корхонаҳое, ки планро иҷро намекунанд, зиёд аст. Ба ин як қатор корхонаҳои Вазорати хоҷагии меваю сабзавот, Вазорати саноати гӯшту шир, Вазорати сохтмон, Вазорати сохтмони қишлоқ, гурӯҳи корхонаҳои тобеи вазоратҳои иттифоқӣ дохил мешаванд. Шумораи зиёди корхонаҳои ақибмонда нишон медиҳад, ки ҷӯшу хурӯши меҳнатӣ ҳанӯз на дар ҳама ҷо ба вуҷуд оварда шудааст.

Масалан, дар «Главтоҷикводстрой» супоришро оид ба ҳаҷми истеҳсолот аз ҳафт корхона чортоаш иҷро намекунад. Қариб ҳамаи станцияи хизмати техникии Вазорати саноати автомобилӣ плани чормоҳаро оид ба ҳосилнокии меҳнат иҷро накард. Дар ин бобат корхонаҳои калони мо — заводи алюминии Тоҷикистон, заводи электрохимиявии Ёвон, управленияи шахтаҳои «Тоҷикистон» низ ақиб мемонанд

Ба ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ, Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ лозим аст, ки ба кори корхонаҳои саноатӣ, плану ӯҳдадориҳои социалистиро иҷро кардани онҳо, махсусан ба корхонаҳое, ки вазоратҳои онҳо берун аз ҳудуди республика воқеанд, бештар диққат диҳанд.

Ба барзиёд иҷро шудани планҳои солона нигоҳ накарда ақибмонӣ дар бобати иҷрои супоришҳои барои панҷсола муқаррар кардашуда оид ба суръати афзоиши истеҳсолоти саноатӣ, ҳосилнокии меҳнат, ҳаҷми умумии миёнаи солонаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ҷой дорад.

Дар як қатор корхонаҳои саноатӣ ва иттиҳодияҳо ба масъалаҳои прогресси техникӣ, ташкили меҳнат, ҷорӣ намудани тавсияҳои илмӣ дар истеҳсолот, зиёд кардани самараи онҳо кам диққат дода мешавад, дараҷаи боздеҳи фонд паст аст, иқтидорҳои истеҳсолӣ ғайриқаноатбахш истифода бурда мешаванд. Дар кори соҳаҳои комплекси агросаноатӣ, иҷрои Программаи озуқаворӣ, истифодаи захираҳои истеҳсоли озуқаворӣ аз ҳисоби баланд бардоштани ҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ ва маҳсулнокии чорво камбудиҳои зиёд ҷой доранд.

Дар хоҷагии халқи республика барои афзун гардондани истеҳсоли маҳсулот, беҳтар намудани сифати маҳсулот ва арзон кардани арзиши аслии он, тезондани прогресси илмию техникӣ, афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, такмил додани планкашӣ ва идоракунӣ ҳанӯз захираю имкониятҳо пурра истифода бурда намешаванд. Бисьёр органҳои партиявӣ, советӣ, хоҷагӣ, коркунони роҳбарикунанда дар бобати интенсификацияи истеҳсолот, зиёд кардани самараи он, такмил додани усулҳои хоҷагидорӣ, пурратар истифода бурдани ресурсҳои моддӣ, молиявӣ ва меҳнатӣ ба таври лозимӣ қатъият ва манфиатдорӣ зоҳир намекунанд.

Тамоми чораҳоро дидан лозим аст, то ки ақибмонӣ аз рӯи нишондиҳандаҳои муҳимтарини плани тараққиёти социалию иқтисодӣ қатъиян кам карда шавад.

Ба ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва роҳбарони корхонаҳо лозим аст, ки корро оид ба сафарбар намудани коллективҳои меҳнатӣ баҳри пурраю барзиёд иҷро кардани планҳо ва ӯҳдадориҳои социалистӣ пурзӯр намоянд. Барои дар ҳама ҷо минбаъда мустаҳкам шудани тартибот ва интизом тадбирҳои қатъӣ андешида, масъулияти кадрҳоро ба кори супурдашуда баланд бардоштан, режими сарфакориро собитқадамона ба амал баровардан ва захираҳои мавҷударо самаранок истифода бурдан зарур аст. Кори оммавии сиёсии мо бояд ба он мусоидат намояд, ки ҳар як аъзои коллективи меҳнатӣ барои ба муваффақияти умумӣ ноил шудан чӣ кор карданашро аниқ донад.

Мамлакати мо дорои захираҳои калони ташкилию иқтисодӣ ва социалӣ мебошад ва вазифа аз он иборат аст, ки онҳо ба кор андохта, дар навбати аввал фаъолияти одамон ривоҷу равнақ дода шаванд, ба он муваффақ шудан лозим аст, ки ҳар як кас дар ҷои худ софдилона ва сермаҳсул кор кунад. Дараҷаи муташаккилӣ ва интизомро баланд бардошта, ӯҳдадориҳои шартномавиро сари вақт ва ҳушсифат иҷро намудан, бо исрофкорӣ, талафот қатъиян мубориза бурдан, иқтидорҳоро пурра ба кор андохта, фондҳои нави истеҳсолиро аз худ кардан зарур аст. Дар ҳар як корхона ва сохтмон, колхозу совхоз, дар ҳар кадом ташкилот ҷорӣ намудани тартиботи даркорӣ шарти муҳимтаринест, ки бе он дар бораи хоҷагидории оқилона ва афзоиши самараи иқтисодиёт сухан рондан мумкин нест.

Партия дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти мо ба куллӣ тезондани прогресси илмию техникиро ҳамчун фишанги асосии интенсификацияи хоҷагии халқ мешуморад. Сухан дар бораи гузариш ба системаҳои принципан нави технологӣ, ба техникаи навтарин меравад, ки самаранокии олидараҷаро таъмин менамояд. Чунон ки дар Пленуми апрелии КМ КПСС қайд карда шуд, моҳиятан сухан дар бораи дар асоси комьёбиҳои ҳозираи илму техника аз нав мусаллаҳ кардани тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ меравад. Муҳимии ин вазифа дар маҷлиси машваратӣ доир ба масъалаҳои тезондани прогресси илмию техникӣ, ки дар КМ КПСС моҳи июни соли 1985 барпо гардид, бори дигар қайд карда шуд.

Нав кардани истеҳсолот, такмил додани дараҷаи технологӣ аз он ҷиҳат ҳам муҳим аст, ки вай бо беҳтар намудани сифати маҳсулот зич алоқаманд буда, шарти ҳатмии он аст. Ба талаботи ҳозираи техникию иқтисодӣ, эстетикӣ ва дигар талаботи истеъмолӣ мувофиқат накардани сифати маҳсулот ва гоҳо браки ошкоро моҳиятан ғорат шудани ресурсҳои моддӣ, барбод додани меҳнати халқамон мебошад. Бинобар ин ҳарҷониба баланд бардоштани сифати маҳсулот бояд дар маркази сиёсати иқтисодӣ бошад. «Сифат, бори дигар сифат — чунин аст шиори имрӯзаи мо»,— қайд карда шуд дар Пленум. Ин роҳи ягонаи боэътимоди бо техникаи ҳозира пурратар қонеъ гардондани талаботи мамлакат, талаботи рӯзафзуни нисбат ба молҳои гуногун доштаи аҳолӣ мебошад.

Ғамхорӣ дар бораи аҳли меҳнат, некӯаҳволии моддӣ ва мадании вай ҳамеша дар маркази диққати партия буд ва мебошад. Тамоми тадбирҳое, ки партия дар соҳаи тараққиёти минбаъдаи социалию иқтисодии мамлакат меандешад, ба як мақсад — баланд бардоштани дараҷаи моддию мадании ҳаёти халқи советӣ равона карда шудаанд. Барои ин роҳи мустаҳкам намудани адолати социалиро дар тақсимомоти неъматҳои моддӣ ва маънавӣ собитқадамона ба амал баровар-да, барои тоза кардани механизми тақсимот аз баробарҳақдиҳӣ ва даромадҳои бедардимиён чораҳои таъсирбахш дидан ва ба натиҷаҳои меҳнаташ бевосита вобаста будани аҳволи моддии ҳар коркунро таъмин кардан лозим аст.

Дар Пленуми апрелӣ ба тамоми соҳаҳои муҳимтарини программаи социалӣ диққати калон дода шуд: ба амал баровардани Программаи озуқаворӣ, пуратар қонеъ гардондани талаботи аҳолӣ ба молҳои истеъмоли халқ ва хизматрасонӣ, беҳтар намудани базаи моддию техникии нигаҳдории тандурустӣ, ба амал баровардани ислоҳоти мактаб, беҳтар кардани аҳволи моддии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, шароити зиндагии оилаҳои ҷавон ва ғайра.

Ҳалли тамоми вазифаҳои программавӣ, оғози муваффақиятноки панҷсолаи дувоздаҳум аз бисёр ҷиҳат ба он вобаста аст, ки соли ҷорӣ ва умуман панҷсолаи ёздаҳум чи тавр ба охир расонда мешавад. Вазифа аз он иборат аст, ки қусури ақибмонӣ бароварда, плани соли 1985 ҳатман иҷро карда шавад. Мусобиқаи социалистӣ, тамоми кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ бояд ба иҷрои ҳамин вазифа равона карда шаванд. Партияи мо ба эҷодиёти зиндаи халқ, ақлу заковат ва истеъдоди вай такья намуда тамоми вазифаҳои умумихалқиро ҳал мекард ва ҳал мекунад. Бинобар ин ба съезд тайёрӣ дида, мо бояд алоқаро бо омма ҳамаҷониба инкишоф диҳем, ба вусъати фаъолӣ ва масъулиятшиносии тамоми одамони советӣ мусоидат намоем. Партияи пуршарафи ленинии мо, Партияи коммунистон ҳамеша пешоҳанг мебошад. Пленум коммунистонро даъват кард, ки дарривоҷу равнақи мусобиқаи пеш аз съездии умуммихалқии социалистӣ барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат роли пешоҳангиро таъмин намоянд, барои ноил гардидан ба мақсадҳои наздиктарин ва перспективӣ бояд ҳар як ташкилоти партиявӣ, ҳар як коммунист мубориза барад.

Тайёрӣ ба съезди XXVII КПСС ва ҳисоботу интихоботи дар пешистодаи партия ба вусъати минбаъдаи фаъолӣ ва масъулияти коммунистон, пурзӯр шудани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявӣ, мустаҳкам гардидани алоқаи онҳо бо омма ҳамаҷониба мусоидат менамоянд. Дар рафти маъракаи ҳисоботу интихобот ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ҳар як коммунистро барои бомуваффақият ба анҷом расондани соли 1985 ва умуман панҷсолаи ёздаҳум, сари вақт ва хушсифат тайёрӣ дидан ба иҷрои планҳои панҷсолаи дувоздаҳум, ҳалли проблемаҳои асосии тараққиёти социалию иқтисодӣ, интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолот дар асоси васеъ ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илмию техникӣ, такмил додани планкашӣ ва идоракунӣ, мустаҳкам намудани муташаккилӣ, интизом ва тартибот дар ҳамаи звеноҳои хоҷагии халқ равона кардан зарур аст. Вазифаи коммунистон аз он иборат аст, ки камбудию нуқсонҳои корро сари вақт ислоҳ намоянд, захираю имкониятҳои дохилии афзоиши истеҳсоли маҳсулотро ошкор кунанд Маҷлисҳо ва конференцияҳои партиявӣ бояд дар вазъияти кордонӣ, принципнокӣ, аз нуқтаи назари худтанқидӣ баҳо додан ба кори ташкилотҳои партиявӣ ва органҳои роҳбарикунандаи онҳо гузаронда шаванд. Муҳим аст, ки,— қайд карда мешавад дар қарори Пленум,— ҳисоботу интихобот ба минбаъда пойдор гардидани нормаҳои ленинии ҳаёти партиявӣ, инкишофи демократияи дохилипартиявӣ, танқид аз боло ва аз поён, баривоҷу равнақи фаъолият ва ташаббуси коммунистон, баланд шу-

дани масъулияти онҳо барои корҳои ташкилотҳояшон ва умуман партия ёрӣ расонад.

«Шиорҳои асосии замон — меҳнати эҷодӣ, ягонагии қавлу амал, ташаббус ва масъулият, серталаб будан нисбат ба худ ва рафиқон,— гуфт рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленум,— бояд ба мавзӯи маҷлисҳои мо дар арафаи съезд, мавзӯи тамоми тайёрӣ ба съезди XXVII партия табдил дода шаванд. Дар ин кор бояд коммунистон ибрат нишон диҳанд. Барои муносибат ба вазифаи ҷамъиятӣ, иҷрои қарорҳои партия, барои симои поку тозаи аъзои партия нисбат ба коммунист хеле серталаб шудан лозим аст. Ба коммунист аз рӯи рафтору бораш баҳо дода мешавад. Меъёри дигар нест ва шуда ҳам наметавонад.»

Барои бомуваффақият ба амал баровардани программаҳо ва планҳои мӯҳташам ба одамони советӣ сулҳу амният зарур аст. КПСС ва Ҳукумати Советӣ мақсаду мароми асосии фаъолияти сиёсати берунии худро дар он мебинанд, ки ба ҷанг роҳ дода нашавад. Иттифоқи Советӣ бо роҳи ленинии ҳамзистии осоишта ва ҳамкорӣ устуворона пеш рафта, тамоми тадбирҳои имконпазирро мебинад, то ки сулҳу амният муҳофизат карда, фоҷиаи ядроӣ пешгирӣ намуда ва ба вайрон шудани мувозинати ба амаломадаи ҳарбию стратегии қувваҳо роҳ дода нашавад. Мамлакати мо барои солим гардондани иқлими сиёсӣ дар сайёра, ба роҳ мондани ҳамкории ба ҳамдигар фоидабахши байни давлатҳо дар асоси баробарҳуқуқӣ, эҳтироми ҳамдигар ва даходат накардан ба корҳои дохилӣ мунтазам ҷидду ҷаҳд менамояд. Вай бо программаи васеи ташаббусҳо, таклифҳои конкретии корӣ баромад мекунад.

Аммо бо гуноҳи қувваҳои таҷовузкори империализм, пеш аз ҳама империализми ШМА, вазъияти байналхалқӣ пуризтироб ва хавфнок аст. ШМА мусаллаҳшавии бошитобро вусъат дода, аз ярокпартоӣ саркашӣ мекунад. Вай манбаҳои конфликтҳо ва хавфҳои ҳарбиро муттасил ба вуҷуд оварда, вазъиятро дар ҷаҳон тезу тунд мегардонад.

«Мо аминем, ки ҷанги ҷаҳониро пешгирӣ кардан мумкин аст,— таъкид намуд рафиқ М. С. Горбачёв дар маърӯзаи худ дар Пленуми КМ КПСС.— Аммо чунонки таҷриба нишон медиҳад, мубориза барои муҳофизати сулҳу амонӣ ва таъмини бехатарии умум кори осон нест, вай ҷидду ҷаҳди нав ба навро талаб менамояд».

Сулҳу амниятро СССР ва дигар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ муҳофизат мекунанд. Дар мубориза барои сулҳ қувваҳои нав ба нави сулҳпарвар торафт зичтар муттаҳид мешаванд. Отрядҳои нави прогрессивӣ, демократӣ ба муқобили хавфи ҷанг ба мубориза бармехезанд. Иттифоқи советӣ минбаъд ҳам дар бораи он ғамхорӣ мекунад, ки қувваҳои мусаллаҳи советӣ барои муҳофизати Ватанамон ва дигар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ ҳамаи чизи заруриро дошта бошанд.

Одамони советӣ нағз мефаҳманд, ки хоҷагии халқи мамлакатамон ҳар қадар бомуваффақият тараққӣ кунад, планҳои мо ҳар қадар бомуваффақият иҷро шаванд, Қувваҳои Мусаллаҳи мо ҳамон қадар пуриқтидортар шуда, барои пешгирӣ кардани ҷанги ядроӣ имкониятҳо ҳамон қадар бештар мегарданд. Бинобар ин онҳо тамоми қувваю қобилияти худро барои сари вақт ва хушсифат иҷро намудани вазифаҳои бузурги сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, ки партия ба миён гузоштааст, равона мекунанд.

Коммунистон, тамоми меҳнаткашони республикаамон қарорҳои Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, сиёсати дохилӣ ва берунии партияи лениниро якдилона маъқул дониста, тарафдорӣ менамоянд ва азму иродаи қавӣ доранд, ки барои минбаъда мустаҳкам намудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватани маҳбубамон пурғайратона ва диловарона меҳнат мекунанд, съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро сазовор пешвоз мегиранд.

# ЯГОНАГИИ ҶИҲАТҲОИ МИЛЛӢ ВА ИНТЕРНАЦИОНАЛӢ ДАР ҲАЁТИ МАЪНАВИИ ХАЛҚИ ТОҶИК

*Д. БАЛХОВ,*
*номзади илмҳои философӣ*

Ҳаёти ҷамъиятӣ муносибати фаъолонаи одамонро ба муҳити атроф, аз худ кардани он, ки дар процесси фаъолият ба вуқӯъ мепайвандад, муносибати ҳамдигарӣ, алоқамандии ҳамдигарӣ, дарк кардани ҷаҳон ва худдарккуниро тақозо мекунад. Агар ҳаёти моддӣ моҳиятан азхудкунии моддию амалии воқеият, яъне истеҳсолоти моддии барои таъмини талаботи моддии одамон нигаронидашуда бошад, пас ҳаёти маънавӣ тасхири маънавӣ ва маънавию амалии воқеият мебошад, ки асоси онро тавлиду ташаккули шуур ташкил мекунад ва он ба таъмини талаботи маънавӣ нигаронида шудааст. Ҳаёти маънавӣ чун ҳаёти моддӣ тавассути амалиёту фаъолияти одамон ва худшиносии онҳо таъмин карда мешавад. Бинобар ин категорияи ҳаёти маънавӣ бояд самту ҷиҳатҳои фаъолияти субъекти процесси таърихӣ (шахсият, синф, миллат ва ғайраҳо)-ро дар бар гирад, ки он тавлидоти маънавиро таъмин менамояд.

Ҳаёти маънавии ҷамъият ҳамчун шакли фаъолияти ҳаётии ҷамъиятӣ яке аз вариантҳои фаъолияти ҳаёти ҷамъиятӣ — асосан маънавӣ мебошад, вале баробари процесси идроки воқеият, процесси фаъолият ва муносибатро ҳам дарбар мегирад, яъне дар асоси иҷтимоият ва фаъолияти одам ташаккул меёбад.

Ҳамин тавр, ҳаёти маънавии ҷамъият аз рӯи моҳияти худ процесси реалии мавҷудияти одамон, аз рӯи татбиқи амалиаш тарзи фаъолияти ҳаёти ҷамъиятӣ ва соҳаи нисбатан мустақил буда, бо тавлиду ташаккул ва тақсимоти шуур ва таъмини талаботи маънавии одамон алоқаманд мебошад.

Вале дар ҳаёти воқеӣ ҳаёти маънавӣ вуҷуд надорад ва бинобар мавҷуд будани шароитҳои мавҷуда дар шакли соф, берун аз доираҳои конкретии таърихии маданияти маънавии миллат вуҷуд дошта ҳам наметавонад. Воқеан, вай баробари зуҳуроту омилҳои дигари дорои аҳамияти надстройкагӣ ба доираи маънавияти миллат, халқи конкретӣ дохил аст, ки он чун шакли умумитарини хастии якҷояи одамон ҳамаи самту соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро дар бар мегирад. Бинобар ин мафҳумеро, ки ҳаёти маънавии ҷамъият, яъне новобаста ба миллат, ҳаёти маънавии бо ҳастии мазкури миллӣ алоқамандро ифода менамоянд, фарқ кардан лозим. Ҳаёти маънавии миллат, моҳиятан шакли ташкилӣ ва амалии шуури ҷамъиятӣ мебошад. Ҳаёти маънавии миллат маҳсули амалиёти бисьёр наслҳои на танҳо халқи мазкур, балки маҳсули амалиёти тамоми башарият низ мебошад. Одамон аз наслҳои гузашта на танҳо қувваҳои истеҳсолкунанда, шаклҳои истеҳсолӣ ва дигар шаклҳои муносибатро мерос мегиранд. Онҳо аз ҷиҳати маънавӣ низ ба наслҳои гузашта вобаста мебошанд. Ҳар кадом халқ ворисп комьёбиҳои маънавии тамоми халқҳои дигар низ буда, комьёбиҳои халқҳои ҷудогона, хазинаи умумибашарии донишу таҷрибаро ғанӣ мегардонанд. Инкишофи маънавии ҳар кадом халқ ба комьёбиҳои умумибашарӣ асос меёбад. Фарқи асосӣ дар ин ҷо дар дараҷаи конкретии таъ-

рихии пешрафти миллӣ мебошад, ки ба дараҷа ва вазъияти маданияти маънавӣ, ҳадди баҳрабарӣ аз комьёбиҳои умумибашарӣ, миқьёс ва интенсивнокии равобит бо ҳаёти маънавии халқҳои дигар ва, ниҳоят, ба ташаккули муайяни маданияти миллӣ алоқаманд аст, ки он бо хусусияти хоси ҳастии мазкури миллӣ, яъне ба тараққиёти пуравҷи ин ё он унсурҳо ин ё он самти шуури ҷамъиятӣ вобаста мебошад.

Робитаҳо ва муносибатҳои миллӣ, ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалии ҳаёти халқҳои советӣ қисмҳои муҳимтарини таркибии ҳаёти маънавии ҷамъияти советӣ мебошанд. Ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ ҳаёти маънавӣ ва тамоми унсурҳои онро фаро гирифта, аз бисьёр ҷиҳат фаъолият ва одобу рафтори одамонро муайян мекунад. Мутаносибии ин мафҳумҳо тавассути диалектикаи муфрад, хос ва умумӣ, дар ҳар зуҳуроти зиндагӣ мавҷуд будани онҳо муайян карда мешавад. **Ҷиҳатҳои миллӣ** — ин маҷмӯи сарватҳои моддӣ, маданӣ ва маънавӣ, манфиату муносибатҳое мебошад, ки онҳо дар процесси тараққиёти таърихии умумияти социалию иқтисодӣ ташаккул меёбанд. Дар инҷо ҷиҳатҳои миллӣ — ин ҳам хусусиятҳои хоси танҳо миллати мазкур ва ҳам он ҷиҳатҳои умумӣ, интернационалӣ мебошанд, ки бидуни онҳо ҷиҳатҳои миллӣ тасаввурнопазиранд. Вақте ки мо дар бораи ҳаёти маънавии одамони ягон республикаи иттифоқӣ ҳарф мезанем, пеш аз ҳама, мо ҳаёти маънавии ҷамъияти советиро дар назар дорем, ки ин зуҳуроти интернационалӣ буда, дорои тобиш ва обу ранги миллӣ аст. Ҷиҳатҳои миллӣ дар ҳаёти маънавии ҳар кадом миллату халқияти советӣ, пеш аз ҳама, тавассути маданият, шуур, психологияи миллӣ муайян карда мешавад. Хусусияти хоси ҳаёти маънавии халқро чунин унсурҳои шуури миллӣ ва психологияи миллӣ, ба монанди характер ва ҳиссиёт, анъанаҳо, урфу одатҳо, хусусиятҳои маишати миллӣ, инъикос мекунанд. Мафҳуми интернационалӣ дар ҳаёти одамони советӣ умумиятеро ифода менамояд, ки асосҳои сохти иқтисодӣ ва социалӣ, принципҳои асосҳои идеявию сиёсӣ ва маънавӣ ва ягонагии дар заминаи он объективона ба амал омадаи манфиатҳо ва мақсаду мароми онҳоро муайян мекунанд. Ҷиҳатҳои интернационалиро дар ҳаёти маънавии одамони советӣ Ватани барои ҳамаи миллатҳои умумӣ — Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ, хоҷагии умумии социалистӣ ва структураи социалию синфӣ, ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ, вазифаҳои умумии сохтмони ҷамъияти коммунистӣ муайян менамоянд.

Дар ҳаёти маънавии ҳар як миллат ва халқияти ҷамъияти советӣ ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ (байнимиллӣ) умумияти амиқи диалектикӣ доранд. Ин ягонагӣ характери объективӣ дорад ва бо он алоқаманд аст, ки асоси сиёсати Партияи Коммунистиро идеяҳои комилан ҳаётии В. И. Ленин ташкил менамоянд. Ғалабаи революцияи социалистӣ, сохтмони социализм ва коммунизм,— таъкид мекард В. И. Ленин,— танҳо ҳамон вақт имконпазир мешавад, ки интернационализм дар сиёсат ва идеологияи пролетариат ва меҳнаткашон принципи асосӣ гардад. «Интернационализм дар амал,— навишта буд вай,— якто ва фақат яктост. Ин фидокорона кор кардан дар роҳи инкишофи ҳаракати революционӣ ва муборизаи революционӣ дар мамлакати **худ**, мадад расондан (бо пропаганда, бо хайрхоҳӣ ва аз ҷиҳати моддӣ) **ба ҳамин гуна мубориза**, ба ҳамин гуна роҳ ва фақат **ба худи ҳамин роҳ** бе истисно дар **ҳамаи** мамлакатҳо» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 24, саҳ. 60).

Баробари ҳамин В. И. Ленин талаб мекард, ки манфиатҳои миллии халқҳоро ба эътибор гирифта, ба муқобили онҳое мубориза бояд бурд, ки нисбат ба хусусиятҳои миллӣ беэътиноӣ зоҳир мекунанд. «Таҷрибаи мо,— навишта буд В. И. Ленин,— дар соҳаи ҳалли масъалаи миллӣ дар зарфи панҷ сол дар давлате ки ба ҳайати он миллатҳои бисьёре дохил ҳастанд, ва ин гуна сермиллатиро гумон аст, дар мамлакатҳои дигар ёфтан мумкин бошад, моро комилан ба он қонеъ мекунонад, ки дар ин гуна мавридҳо ягона муносибати дуруст ба манфи-

ати миллатҳо — ҳар чи бештар қонеъ кардани ин манфиатҳо ва ба вуҷуд овардани шароитест, ки ба ҳеҷ гуна имконияти дар ин замина сар задани низову ҷанҷолҳо роҳ надиҳад... Он бовариеро, хусусан боварии коргарон ва деҳқонони гуногунзабонро ба вуҷуд меоварад, ки бе ин боварӣ ва муносибатҳои осоишта дар байни халқҳо, на равнақи як қадар бомуваффақияти ҳамаи он чи ки дар тамаддуни имрӯза пурқимат аст, мутлақо имкон надорад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 404).

Барои амиқу қавӣ гардондани равобити диалектикии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар ҳаёти ҷамъияти советӣ мубориза баҳри такмил додани базаи моддию техникии социализми мутараққӣ дар заминаи ривоҷу равнақи комплекси ягонаи хоҷагии халқи СССР аҳамияти бузург дорад.

Дар рафти такмилдиҳии базаи моддию техникии социализми мутараққӣ минбаъда гул-гулшукуфӣ ва тадриҷан ба ҳамдигар наздикшавии миллатҳо ва халқиятҳои СССР ба амал омада, алоқамандии ҳамдигарии тамоми унсурҳои ҳаёти иқтисодӣ ва социалии онҳо қавӣ мегардад.

«Ҳаёт,— таъкид карда шуд дар съезди XXVI КПСС,— исбот мекунад, ки тараққиёти пуравҷи иқтисодӣ ва социалии ҳар як республикаи мо процесси наздикшавии ҳаматарафаи онҳоро метезонад. Маданиятҳои миллӣ нашъунамо ёфта, якдигарро бой мегардонанд, маданияти халқи ягонаи советӣ — умумияти нави социалӣ ва интернационалӣ ташаккул меёбад. Ин процесс дар мамлакати мо тавре ҷараён меёбад, ки он бояд дар давраи социализм ҳамин тавр бошад: дар асоси баробарӣ, ҳамкории бародарона ва ихтиёрӣ».

Ба замми ин ягонагии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалиро дар инкишофи ҳаёти маънавии миллатҳо ва халқҳои ҷамъияти советӣ он чиз муайян менамояд, ки асоси структураи социалии халқи советиро ҳамчун умумияти нави таърихии одамон синфи коргар — синфи аз ҳама бештар интернационалии таърихи башарият ташкил мекунад. Вале худи вай аз отрядҳои миллии синфи коргар иборат аст ва, аз ин рӯ, сиёсати синфи коргар ва меҳнаткашон, ки онро Партияи Коммунистӣ ба амал мебарорад ва он ҳам аз отрядҳои миллӣ таркиб ёфтааст, на танҳо манфиатҳои умумӣ, балки манфиатҳои миллии оммаи халқро таҷассум менамояд. Аз ин рӯ съезди XXVI КПСС вазифа ба миён гузошт, ки «... аз ҳисоби миллатҳои маҳаллӣ... бештар коргарони боихтисос тайёр намудан лозим аст».

Миллатҳо, қайд карда буд Ф. Энгельс, «пеш аз он ки интернационалӣ гарданд, бояд миллӣ бошанд... маҳз ҳамон вақте ки онҳо ҳақиқатан миллӣ бошанд» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 35, саҳ. 222). Ҷиҳатҳои интернационалӣ то даме вуҷуд дошта метавонанд, ки миллатҳо ва муқобили он, хусусиятҳои миллӣ мавҷуданд.

Дар шароити капитализм зиддияти байни ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ характери антагонистӣ дорад ва боиси тезу тунд гардидани миллатчигӣ, шовинизм, душмании миллӣ ва кинаву адоват нисбат ба миллатҳои дигар мешавад. Ҳаёти ҳозираи ҳамаи давлатҳои сермиллати капиталистӣ намунаи чунин вазъият аст: дар ШМА зангиҳо ва ҳиндуён гирифтори бадбинии нажодианд; асорати ақалиятҳои миллӣ, ихтилофоти миллӣ конфедерацияи Канада, Белгияро ба ларза меандозанд; халқи Ирландияи Шимолӣ ба муқобили сиёсати мустамликахоҳонаи империализми Британия муборизаи беамон мебарад. Дар РАҶ нажодпарастӣ ва апартеид нашъунамо меёбад.

Дар замони социализм шароитҳои объективӣ ва субъективӣ комилан дигаранд ва онҳо характери дигари зиддиятҳоро муайян мекунанд. Муносибати коммунистӣ ба меҳнат, ёрии байни ҳамдигарии бародарона, дӯстии халқҳо зуҳуроти интернационалӣ буда, онҳо нашъунамои миллиро бознадошта, баръакс, метезонанд. Худи хусусияти хоси миллӣ,

тачриба, комьёбиҳои пешқадами миллии тамоми халқҳо ба тараққии интернационалӣ мусоидат мекунад.

Ягонагии миллӣ ва интернационалӣ дар ҳаёти миллату халқиятҳои Иттифоқи Советӣ ягонагии оддӣ не, балки ягонагии муборизаи баҳамзидҳо низ мебошад.

Чиҳати интернационалӣ самти зиддиятҳо буда, босуръаттар тараққӣ мекунад ва назар ба хусусиятҳои хоси миллӣ аҳамияти ҳалкунанда дорад. Инро процесси объективӣ: ба ҳамдигар наздикшавӣ ва гул-гулшукуфии миллатҳо, интернационалишавии ҳаёти чамъиятии халқҳо, тараққиёти нисбат ба хусусиятҳои хоси миллӣ босуръати чиҳатҳои интернационалӣ муайян мекунад, зеро мачмӯи комьёбиҳои миллату халқиятҳои советии социалистӣ дар соҳаҳои гуногуни ҳаёт назар ба комьёбии як миллат, сарфи назар аз хурдӣ ё бузургии вай, зиёд аст.

Чиҳатҳои интернационалӣ чиҳати ҳалкунандаи зиддият мебошад ва аз ин рӯ маҳз вай барои тағьир додани ягонагии баҳамзидҳо кӯшида, онро инкор мекунад, пешомади тараққиёти миллат, «на фақат бо ҳам наздик кардани миллатҳо, балки як кардани онҳо»-ро мекушояд (В. И. Ленин. Асарҳо, нашри точикӣ, чилди 22, саҳ. 154).

Ғайр аз ин дар шароити социализм чиҳатҳои миллӣ бештар тавассути комьёбиҳои дигар халқҳои бародар бойтар мегардад. Ин процесси прогрессивӣ ва ба манфиати ҳамаи халқҳои мамлакати мо мувофиқ аст. Вай инчунин процесси махсуси инкори хусусиятҳои хоси миллӣ мебошад ва дар ҳаёти ҳар як халқ мақоми бузург дорад.

Хислатҳои интернационалии дар процесси инкишофи ҳаёти маънавии миллат ҳосилгардида хилофи хусусиятҳои миллӣ, инкори онҳо намебошанд. Онҳо маънои аз маҳдудияти миллӣ ва чудоии миллӣ озод гардиданро ифода менамоянд, ки он ҳанӯз дар замони капитализм имконпазир мегардад, ва чунон ки Маркс навиштааст «чои маҳдудияти пешинаи маҳаллӣ ва миллӣ ва аз ҳисоби маҳсулоти истеҳсол кардаи худ зистанро робитаҳои ҳаматарафа ва ба ҳамдигар вобастагии ҳаматарафаи миллатҳо мегиранд. Ин ба истеҳсолоти ҳам моддӣ ва ҳам маънавӣ баробар дахл дорад» (К. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, чилди 4, саҳ. 428). Дар замони социализм тамоили зикркардаи Маркс ба сӯи интернационаликунонӣ хеле вусъат меёбад ва тамоми соҳаҳои ҳаёти чамъиятии миллатҳо, аз чумла ҳаёти маънавии онҳоро фаро мегирад.

Анъанаҳои интернационалӣ мазмуни маданияти миллиро ғанӣ мегардонанд. Маданияти халқҳои бародар, шакли миллии худ, хусусияти миллӣ, анъанаҳои прогрессивии миллӣ, таркиби забон ва тафаккури миллиашро нигоҳ дошта, асоси интернационалиро мустаҳкам мекунанд ва анъанаҳои революционии барои ҳамаи миллатҳо ягонаи бинокорони коммунизмро инкишоф медиҳанд.

Вале ҳаёт ҳаминро ҳам сарфи назар намекунад, ки манфиатҳои миллӣ афзалият пайдо карда, махсус дониста ё беэътибор гардонда мешаванд. Дар ин сурат зиддияти байни хусусиятҳои хоси миллӣ ва интернацоналӣ тезу тунд шуда, вазъияти ихтилофнок ба амал меояд. Вай аз қувваи пешбаранда ба қувваи боздоранда бадал мешавад. Ҳаёт нишон медиҳад, ки прогресси иқтисодӣ ва сиёсии тамоми миллатҳо ва халқиятҳо якчоя бо худшиносии ногузири миллии онҳо ба вуқӯъ мепайвандад. Ин процесси қонунӣ, объективӣ мебошад. Вале муҳим аст, ки ифтихори табиӣ аз комьёбиҳои ба даст овардашуда ба такаббур ё худписандии миллӣ мубаддал нашавад, боиси чудоии миллӣ, муносибати беҳурматона нисбат ба миллату халқиятҳои дигар нагардад. Бо чунин зуҳуроти манфӣ бошад, ҳанӯз дучор шудан мумкин аст ва онҳоро танҳо ҳамчун боқимондаҳои замони гузашта ба қалам додан хато мебуд. Саҳву хатоҳои дар кор роҳ додаи мо ҳам баъзан ба онҳо ёрӣ мерасонанд. Дар ин чо ҳама чиз: муносибат ҳам ба забон, ҳам ёдгориҳои гузашта ва ҳам шарҳу баёни воқеаҳои таърихӣ аҳамияти муҳим доранд.

Диалектикаи ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалиро дар ҳаёти маънавии миллатҳои советӣ дар мисоли инкишофи халқи тоҷик дидан мумкин аст, ки хусусияти хоси шароити зиндагиаш хусусияти хоси ба социализм гузаштани онро муайян кардааст. Ин кишваре буд, ки то революция муносибатҳои феодалию патриархалӣ ҳукмронӣ мекард ва саноат ба маънои имрӯзааш вуҷуд надошт, аҳолиаш қариб саросар бесавод буд, ҳаёту маишат ва муносибатҳои одамонро шариат ва догмаҳои қуръон муайян мекарданд. Дар солҳои аввали сохтмони социалистӣ дар Тоҷикистон баробари ҳуқуқҳои советӣ қонунҳои шариат, баробари судҳои советӣ суди қозиҳо, дар шафати донишгоҳҳои советӣ мактабу мадрасаҳои динӣ амал мекарданд. Ҳанӯз аҳолӣ ба барҳам додани муассисаҳои кӯҳна омода нагардида буд.

Чунон ки таъкид кардем, ягонагии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар ҳаёти маънавии миллатҳои советии социалистӣ омезиши механикии онҳо намебошад. Ба ягонагии онҳо маҷмӯи омилҳои объективӣ ва субъективӣ: вазъияти иқтисодӣ, социалию сиёсии ҷамъият, вазъи конкретии ҳаёти одам, хислатҳо, ҷаҳонбинӣ, фазилатҳои вай ва ғайраҳо таъсир мерасонанд.

Ҳаёти маънавии советӣ дар процесси қатъиян шикастани урфу одатҳо, расму оинҳо, табъу одоби кӯҳна, ки дар зери таъсири ахлоқи феодалӣ ва буржуазӣ, мавҳумоти динӣ ба амал омада буданд ва дар процесси пайдоиши онҳо табъу одоби нав пойдор мегардид.

Дар шароити феодалии Осиёи Миёна дар характери одамон худпарастӣ, бераҳмӣ, мунофиқӣ, кину адоват ва ғайраҳо тарбия меёфтанд. Бисьёр нормаҳои манфии ахлоқ, завқ ба ҳаёти маънавии халқи тоҷик бо дини ислом дохил гардидаанд, ки он ба маърифатнокии омма, ривоҷу равнақи илм ва маданият муқобил мебаромад. Ислом чунин урфу одатҳои ҷоҳилонаро, ба монанди хариду фурӯши занҳо дар шакли қалинситонӣ, серзанӣ ва амсоли ин бо ҳар роҳ тарғибу ташвиқ ва пойдор мекард.

Оммаҳои меҳнаткашон, ки офарандагони неъматҳои моддӣ ва сарватҳои маънавӣ мебошанд, дорандагони ҳақиқии урфу одатҳо, анъанаҳо, одобу ахлоқи прогрессивӣ ва дигар унсурҳои демократии маданият буданд. Бисьёр муҳаққиқони маишат ва маданияти халқи тоҷик чунин фазилатҳои прогрессивии характери тоҷиконро, ба монанди меҳнатдӯстӣ, ҳурмату эҳтироми калонсолон ва ғайраҳо махсус қайд мекунанд. Этнографҳо дар асарҳояшон ба майлу рағбати тоҷикон нисбат ба назм, мусиқӣ, ҳофизӣ, рақс ва ғайраҳо мақоми калон додаанд. Мубоpизаҳои асрона ба муқобили истилогарони аҷнабӣ, бойҳои маҳаллӣ, хону бекҳо, буржуазияи рус характери устувор ва ба ҳифзи сарзамини азиз ҳамеша тайёр будани тоҷиконро ташаккул додаанд.

Ин хусусиятҳои прогрессивии ҳаёти маънавии халқи тоҷик ва мазмуну мундариҷаи нав ғанӣ гардида, дар ҷамъияти социалистӣ ба зинаҳои баландтарини ҳаёти ҷамъиятӣ мебароянд. Барои барҳам задани хислатҳои кӯҳнаи реакционӣ шаклу усулҳои гуногун ба кор бурда мешуданд. Масалан, зуҳуроти нажодпарастӣ, ҷудоӣ ва паст задани шаъни миллӣ дар мамлакати мо ҷиноят эълон карда шуда, барои онҳо аз рӯи қонун ҷазо дода мешавад. Давлати Советӣ чунин урфу одатҳои таҳқиромезро, ба монанди қалинситонӣ, ба шавҳар додани духтарони ноболиғ, серзанӣ ва ғайраҳо манъ ва барои онҳо ҷазои қонунӣ муайян кардааст.

Барҳам додани баъзе нормаҳои кӯҳнаи ахлоқу одоб ба вуҷуд овардани баъзаи моддиро тақозо мекард. Дар ҳама ҷо васеъ ба кор андохтани техника (тракторҳо, комбайнҳо, электрикониии қишлоқҳо) процесси барҳамзании унсурҳои психологии қафомониро хеле тезонд. Масалан, яке аз хислатҳои хоси халқи тоҷик зиндагии бештар муқимии он аст. Агар тоҷикон кӯчанд, пас аҳли қишлоқ мекӯчад, алоҳида аз ҷое ба ҷое кӯчидани одамон хеле кам мушоҳида мешавад. Аз ҷумла, дар шуури баъзе бинокорони Норак мафҳуми замини зодгоҳ ҳукм-

рон буда, тарзи ҳаёти ҳазорсола фишор меоварад. Тоҷикон ба сохтмон мераванд, вале чун пештара, дар қишлоқи худ зиндагӣ мекунанд. Ҳамин тавр ҳам мешуд, ки тоҷики бинокор дар шаҳр квартира гирифта, онро бо хонаи пахсагини қишлоқ иваз кард. Пайдоиши чунин объектҳои индустриалӣ, ба монанди «Вахшстрой», «Варзобстрой», сохтмони ГЭС-ҳои Қайроққум ва Норак зуҳуроте буданд, ки ширкат дар онҳо тоҷиконро водор намуд урфу одатҳои кӯҳнаи психологиашонро барҳам диҳанд.

Индустриаликунонӣ ва коллективонии социалистӣ дар роҳи барпо намудани типи социалистии хоҷагӣ ва муносибатҳои ҷамъиятӣ омили ҳалкунанда ва барои ташаккул ёфтани унсурҳои нави советии социалистии ҳаёти маънавии халқи тоҷик заминаи моддӣ гардиданд.

Таҳқиқи ҳаёти маънавии халқи тоҷик нишон медиҳад, ки вай бо халқҳои дигари мамлакатамон то рафт наздиктар мешавад, дар он процесси ташаккул ёфтан ва минбаъда пойдор гардидани умумияти олитарину мураккабтарин — халқи сермиллати советӣ ба амал меояд. Унсурҳои интернационалии хоси тамоми халқи советӣ ҳамчун умумияти нави таърихии одамон ҳоло дар ҳаёти маънавии халқи тоҷик мақоми ҳалкунанда доранд. Ин дар идеяҳо ва эҳсоси оилаи ягонаи халқҳо, дар ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ, дар оштинопазирӣ нисбат ба миллатчигӣ ва шовинизм, ба душманони коммунизм дар тамоми ҷаҳон зоҳир меёбад.

Тоҷикон, чун тамоми гражданинҳои мамлакатамон, на танҳо ба миллати худ мансуб буданашонро дарк мекунанд. Онҳо, пеш аз ҳама бо мансубияти худ ба халқи бузурги советӣ — ба халқе, ки сулҳ, хушбахтӣ ва баробарии ҳамаи халқҳоро дар рӯи замин пойдор гардонда, характери тараққиёти таърихии замони моро муайян мекунад ва дар байни меҳнаткашони тамоми ҷаҳон обрӯю эътибори калон дорад, мефахранд.

Комьёбиҳои беназири дар солҳои Ҳокимияти Советӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт ба даст овардаи республика боиси ифтихори қонунии тоҷикон мебошад. Бо ин комьёбиҳо фахр карда, онҳо мефаҳманд, ки муваффақиятҳо дар ҳаёти иқтисодӣ ва маданӣ ба туфайли ягонагӣ ва дӯстӣ бо халқҳои дигари мамлакати мо, пеш аз ҳама бо халқи бузурги рус, имконпазир гардиданд. Тоҷикон бахти худро маҳз дар дӯстӣ ва меҳнати бошуурона ба нафъи ҷамъияти ояндаи коммунистӣ мебинанд. Ҳамаи он чизе, мо ҳақ дорем аз онҳо фахр кунем, исботи равшани хирадмандона ва дурандешона будани сиёсати миллии ленинии партияи мо мебошанд. Ин, образнок карда гӯем, гимни материалишудаи дӯстӣ ва бародарии халқҳои советӣ мебошад, қайд карда шуда буд дар съезди XIX Партияи Коммунистии Тоҷикистон.

Барои психологияи томи миллат, аз ҷумла барои худшиносии миллӣ, одамони бузургу ба дилу дидаи халқ наздик аҳамияти махсус доранд. Масалан, барои русҳо Пушкин ва Толстой, барои тоҷикон Фирдавсӣ ва Хайём танҳо сарвати муайяни маданӣ не, балки онҳо барои тамоми ҳаёти маънавии миллӣ аҳамияти эмоционалиро моликанд. Ба замми ин барои тоҷикон умуман маданияти советӣ, маданияти ҳамаи халқҳои СССР ҳам фаҳмо ва наздик аст.

Роли муайянкунандаи омилҳои умумисоветии ҳаёти маънавӣ дар ватандӯстии халқи тоҷик ҳам зоҳир мегардад. Вақте ки мо калимаи «Ватан»-ро ба забон меоварем,— гуфта шудааст дар Мактуби халқи тоҷик ба ҷанговарони тоҷик, ки 20 марти соли 1943 дар газетаи «Правда» чоп шуда буд,— натанҳо водии зархези Вахш, боғоти себу зардолузори Ленинобод, қуллаҳои барфпӯшу осмонбӯси Помир, балки манзараи гуногун — бешазорони сабзу хуррам, дарьёҳои пуробы Россия, ғаллазорҳои Украина, соҳилҳои шифобахши Баҳри Сиёҳ, кӯҳҳои афсонавии Кавказ ва гаҳвораи революция — шаҳри пуршарафи Ленинро низ тасаввур мекунем. Мо дар маркази Ватани тавонои худ такьягоҳи дилу ҷонамон Москваи мӯҳташамро мебинем.

Ватандӯстии советии халқи тоҷик комилан интернационалӣ мебошад. Тоҷикон бо халқҳои дигари мамлакатамон паҳлӯ ба паҳлӯ истода социализмро бунъёд карда, дар мубориза ба муқобили босмачиҳо ва фашистони гитлерӣ хун мерехтанду имрӯз бошад, дар оилаи ягона ҷамъияти коммунистӣ бунъёд мекунанд. Ватандӯстии халқи тоҷик эҳтироми амиқ ва ҳисси якдилии бародаронаро ба меҳнаткашони ҳамаи мамлакатҳо дар худ таҷассум менамояд.

Барои бартараф кардани шаклҳо ва унсурҳои кӯҳнаи ҳаёти маънавӣ муносибати нав ба меҳнат роли калон мебозад. Муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ, ки мубодилаи ҳамаҷонибаи байни ҳамаи миллату халқиятҳоро дар тамоми соҳаҳои ҳаёт дар бар мегирад, психологияи нави социалӣ, хислатҳои нави характер, табъу одатҳо, оину анъанаҳои навро ташаккул медиҳанд. Муқаррар гардидани муносибатҳои социалистии ҷамъиятӣ доираи мафҳуми ҳусни одамро васеъ кард. Одамони дорои сифатҳои олии маънавӣ, фаъолии эҷодии меҳнатӣ, ба кори умум комилан содиқ қоидаҳои ҳаёти ҷамъиятиро эҳтиром мекардагӣ ва дорои дигар фазилатҳои ҳақиқии инсонӣ шахси зебо мебошад.

Дар оила ҳам муносибатҳо ва анъанаҳои сифатан нав ба амал омаданд. Оила дар асоси принципҳои социалистӣ барпо карда мешавад, ва он ба иттифоқи озодонаи байни ду шахс дар асоси муҳаббат ва дӯстӣ мубаддал шуд.

Барои барҳам додани шаклҳои маҳдуди этникии худшиносӣ ва мустаҳкам гардондани асосҳои интернационалии ҳаёти маънавии халқи тоҷик адабиёт ва санъати миллии тоҷик, ки дар процесси революцияи маданӣ ташаккул ёфтааст, мусоидат кард.

Дар асарҳои шоирон ва нависандагони тоҷик оммаҳои халқ ҳамчун қувваи пешбарандаи воқеаҳо тасвир ёфтаанд.

Иду ҷашнҳои пештараи халқӣ, аз ҷумла иди «Наврӯз», дар байни тамоми халқ ҳамчун оғози киштукори баҳорӣ васеъ паҳн шуда, маъною мазмуни нав пайдо карданд. Дар маданияти моддӣ (манзилгоҳ, сару либос ва ғайраҳо) махсусан дар шаҳр ривоҷу равнақи унсурҳои барои ҳамаи гурӯҳҳои этикӣ ва этнографӣ умумӣ мушоҳида карда мешаванд. Ошноӣ бо ҳаёти халқҳои дигар тавассути адабиёти пешқадам, радио, телевизион, инъикоси гузаштаи қаҳрамононаи халқҳо дар экран назари танқидиро ба сарватҳои миллӣ ба зинаи боз ҳам баландтар бардошта, хислатҳои неки характер, анъанаҳо, нормаҳои завқи этикӣ ва эстетикиро тарбия мекунанд, барои дар миқъёси умумимиллӣ равнақ ёфтани онҳо мусоидат менамоянд.

Пайдоиши опера ва балет ҳамчун жанрҳои барои аҳолии Осиёи Миёна, аз ҷумла барои тоҷикон, номаълуми мусиқӣ барои инкишофи завқи бадеӣ ва талаботи эстетикии тамоми гурӯҳҳои этнографии халқи тоҷик воситаи муҳим гардиданд. Масалан, омезиши хусусиятҳои хоси маданияти хореографии тоҷикони районҳои ҷануб, шимол ва минтақаи Помир танҳо дар доираи чунин шакли синтетикии санъат, монанди балет, имконпазир гардид.

Баробари тағьир ёфтани муҳити сиёсӣ, социалӣ ва маданӣ мафҳуми замини азизи ягона тағьир ёфта, мазмуни васеъ пайдо кард.

Ҳамин тавр ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар ҳаёти маънавии халқ таҷассуми ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалии ҳаёти реалии онҳо дар шуури одамон мебошад. Халқҳо ҳар қадар маърифатнок ва ҳар қадар ба ҳамдигар наздиктар бошанд, алоқамандӣ ва ягонагии ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар ҳаёти маънавии миллатҳо ҳамон қадар пойдортар мегарданд. Мисоли ягонагии вайроннашавандаи миллату халқиятҳои мутараққӣ ва, аз ин рӯ, намунаи бо ҳам пайвастагии амиқи ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ дар ҳаёти маънавии одамон — Иттифоқи Советӣ мебошад.



# МУСТАҲКАМ КАРДАНИ ИНТИЗОМИ СОЦИАЛИСТИИ МЕҲНАТ—ТАЛАБИ ҲАТМИИ РӮЗ

*С. ШАРОФОВ,*
*прокурори шаҳри Душанбе*

Ба амал баровардани программаи азими социалию иқтисодии тараққиёти ҷамъияти мо, ки онро Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ барои солҳои 80-ум қабул кардааст, динамикаи инкишоф ва афзоиши миқъёси иқтисодиёти советӣ, интенсивонии истеҳсолот, тезондани прогресси илму техника ва дигар омилҳо аз ҳар як роҳбар, мутахассис, коргар ва колхозчӣ, аз ҳар як меҳнатдӯсти советӣ қатъиян риоя кардани интизом, ҳисси олии масъулиятро барои иҷрои кор, риояи бечунучарои қоидаҳои ҳуқуқии танзими ин корро объективан талаб менамояд.

Ба вуҷуд овардани интизоми нави ҷамъиятӣ — кори мураккаб аст. Процесси серсоҳаю мақсадноки тарбияи оммаи васеи меҳнаткашон ба воситаи тамоми системаи сиёсии ҷамъият таъмин карда мешавад. Чунон ки амалия нишон медиҳад, дар Конституцияи СССР сабт гардидани идеяҳои асосшавандаи интизом ба инкишофи типи дараҷааш баландтари ташкили ҷамъиятии меҳнат, мустаҳкам намудани тартибот, баланд бардоштани масъулияти гражданинҳо барои интизоми бошуурона, ташкили хуби меҳнат мусоидат мекунад. Аммо ин, албатта, ҷои кори бодиққати ҳаррӯзаи ташкилотчигӣ ва тарбиявии партия, давлат, ташкилотҳои ҷамъиятиро намегирад. Бештар аз он хеле муҳим аст, ки фаъолияти мустаҳкам кардани интизом характери комплексӣ дошта бошад, чорабиниҳои ташкилию техникӣ, тарбиявӣ ва ҳуқуқиро дар бар гирад.

Мафҳуми умумии интизом ҳисси одатро умуман ба тартибот, ба иҷрокорӣ, масъулиятшиносӣ ҳам барои худ ва ҳам барои рафиқони дар бригада, цех, умуман коллективи меҳнатӣ будаи худ фаро мегирад. Дар баробари ин мафҳуми интизомро ба қисмҳо ҷудо кардан мумкин аст: интизоми партиявӣ, давлатӣ, ҷамъиятӣ, иҷрокорӣ ва ғайра, ки дар қарордодҳои дахлдори ҳуқуқӣ сабт ёфтаанд. Интизоми меҳнат, планӣ, молиявӣ, истеҳсолӣ, технологӣ, шартномавӣ, кори ҳисобу китоб, стандартҳо ва ғайра низ мавҷуд аст. Умуман масъалаҳои интизом дар ҷамъияти мутараққии социалистӣ характери комплексӣ доранд ва ба ҷиҳатҳои иқтисодӣ, социологӣ, сиёсию ҳуқуқӣ, маънавӣ ва ғайра тааллуқ доранд.

Проблемаи мустаҳкам кардани интизом дар ҳамаи участкаҳои ҳаёти ҷамъиятии мо ҳоло аз ҷумлаи масъалаҳои муҳимтарин ба шумор меравад, чунки суръати тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъият, барпо кардани базаи моддию техникии коммунизм, баланд бардоштани дараҷаи моддӣ ва маънавии ҳаёти одамони советӣ ба ҳалли он вобаста аст. Съезди XXVI КПСС инро ба назар гирифта, вазифа гузошт, ки хеле беҳтар гардидани интизоми меҳнат, тартиботу муташаккилӣ дар истеҳсолот ба даст оварда шавад, зеро ин шарти ҳатмии иҷрои муваффақиятноки планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, минбаъда баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии одамони советӣ мебошад. Пурраю оқилона истифода бурдани вақти кор дар ҳар участкаи истеҳ-

солот ва соҳаи хизматрасонӣ таъмин карда, барои доимо нигоҳ доштани кадрҳо ва кам намудани ҷойивазкунии қувваи коргарӣ чораҳо андешида шаванд. Съезд инчунин нишон дод, ки шаклҳои таъсиррасонии моддӣ ва маънавӣ ба вайронкунандагони интизом васеъ ба кор бурда, фактҳои муросокорӣ ва раҳмдилӣ ба вайронкунандагони тартиботу қоидаҳои ҳаёти умумии ҷамъиятии социалистӣ ба шахсоне, ки аз меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ рӯ мегардонанд ва аз ҳисоби давлат, аз ҳисоби меҳнатдӯстони софдил сарватманд мешаванд, қатъиян решакан карда шаванд.

Барои иҷрои бечучарои планҳои пешбинигардида, қайд карда шуда буд дар съезд, пеш аз ҳама, ҳисси олии масъулият ва интизоми қатъӣ, ҳақиқатан коммунистӣ, бошуурона талаб карда мешавад.

Дар баробари ин интизом категорияи рафтор ҳам мебошад, ки он бо итоати як қисми одамон ба қисми дигари онҳо алоқаманд аст. В. И. Ленин хусусият ва характери тобеиятро бо дараҷаи шуурнокии одамон алоқаманд менамуд. «Ин итоат,— навишта буд ӯ,— дар ҳолати шуурнокӣ ва интизомнокии идеалонаи иштирокчиёни кори умумӣ, бештар роҳбарии мулоимонаи дирижёрро ба хотир расонда метавонад. Агар интизомнокӣ ва шуурнокии идеалона набошад, ин итоат шаклҳои сахти диктаторӣ пайдо карда метавонад. Вале дар ҳар ҳол барои муваффақияти процессҳои коре, ки аз рӯи типи индустрияи машинӣ ташкил карда шудааст, **бечунучаро** итоат кардан ба иродаи ягона ҳатман зарур аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 283).

Ҳамаи ин ҳам зарурати серталабӣ, ҳам кори мунтазамро барои ҳалли масъалаҳои мустаҳкам кардани интизоми социалистӣ, ҳам муносибати комплексиро ба он, барои баланд бардоштани масъулияти шахсии одамон ба кори супурдашуда чораҳо андешиданро нишон медиҳад.

Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС қайд кард: «Мустаҳкам кардани интизом маъракаи кӯтоҳмуддат набуда, балки кори ҳаррӯзаи бодиққат мебошад. Муваффақияти кор дар сурате таъмин мегардад, ки иштирокчии бевоситаи он на фақат маъмурият, балки ҳамаи меҳнаткашон мебошанд, вай ба таҷриба, шуурнокӣ ва фаъолии граждании омма такья мекунад.

Бинобар ин чунин гуфтан, албатта, нодуруст мебуд, ки интизоми социалистӣ танҳо аз итоат ва адои хизмат иборат аст. В. И. Ленин онро чун интизоми боварӣ ва эҳтиром, интизоме тавсиф менамуд, ки асоси онро ҳисси ӯҳдадорӣ ва масъулиятшиносии олӣ ташкил медиҳад. Бинобар ин рафиқ Р. Н. Набиев дар маърӯзаи худ дар Пленуми XX КМ ПК Тоҷикистон ба масъалаи мустаҳкам кардани интизоми иҷро махсус истода гузашта, гуфт: «Зарурате ба миён омада аст, ки масъулияти шахсии роҳбарон барои вазъияти кори участкаи ба онҳо боварӣ кардашуда талаб ва бо диққат назар карда шавад, ки оё онҳо иҷрои вазифаҳои дар наздашон гузошташударо таъмин карда метавонанд».

Барои мустаҳкам кардани интизоми социалистии меҳнат Қонуни СССР «Дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо», ки дар сессияи ҳаштуми Совети Олии СССР даъвати даҳум қабул карда шуд ва дар он ба ваколати коллективҳои меҳнатӣ дар таъмини интизоми меҳнат моддаи 9 бахшида шудааст, аҳамияти бениҳоят калон дорад.

Тадбирҳое, ки партия ва ҳукумат солҳои охир барои мустаҳкам кардани интизом, қонунан пурзӯр намудани масъулияти коркунон барои вайрон намудани он андешиданд, чунин маъно надорад, ки интизом қатъиян беҳтар шуда бошад. Тезутундии масъала, чунон ки дар съезди XXII иттифоқҳои касабаи мамлакат қайд карда шуд, аз он сабаб ба амал омад, ки талабҳои нави ба миён гузоштаи техника ва технология, алоқаҳои мунтазамафзояндаи байни соҳаҳо ва истеҳсолотҳо,

тамоми симон имрӯзаи хоҷагии халқро ба ҳисоб нагирифтан мумкин нест. Дар вақти ҳозира зарари ҳар як ҳодисаи вайронкунӣ, риоя накардани интизоми меҳнат, планӣ ва технологӣ аз ҳад зиёд меафзояд. Гуфтан кифоя аст, ки талафи танҳо як дақиқаи вақти кор дар миқъёси мамлакат ба талафи натиҷаҳои меҳнати якрӯзаи 250 ҳазор нафар коргарон баробар аст.

Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС зарурати пурзӯр кардани муборизаро барои мустаҳкам намудани интизоми истеҳсолӣ нишон дод. Мутаассифона, қайд карда шуд, дар пленуми IV комитети партиявии шаҳри Душанбе, ки дар он вазифаҳои аз қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС ба миён омадаи ташкилоти партиявии шаҳр муҳокима гардид, дар баъзе ҷойҳо ин кори муҳимро боз ба маъракa табдил доданӣ мешаванд ва дар натиҷа дар корхонаҳои алоҳида талафи вақти кор назар ба муддати дахлдори соли гузашта афзудааст.

Прокуратураи райони Фрунзеи шаҳри Душанбе ба қарибӣ иҷрои қонунҳои доир ба мустаҳкам кардани интизоми меҳнат, муҳофизати меҳнат ва техникаи бехатарӣ, инчунин қонунро дар бораи коллективҳои меҳнатӣ дар управленияи троллейбусии Душанбе тафтиш кард. Муқаррар гардид, ки мубозираи маъмурият ва ташкилотҳои ҷамъиятии управления барои интизом ва тартибот дар истеҳсолот суст шудааст. Масалан, соли 1983-ум 624 кас бесабаб 9816 соат прогул карда буд. Вазъият дар соли 1984 ва соли ҷорӣ ҳам беҳтар нашудааст. Дар управления комиссияи доимӣ ташкил карда шудааст, ки он бо масъалаҳои мустаҳкам намудани интизом машғул мешавад. Аммо фаъолияти он дар амал бо қайди вайронкунии интизом маҳдуд аст.

Дар управленияи троллейбусии шаҳр мубориза ба муқобили мастигарӣ низ суст ба роҳ монда шудааст. Ба техникаи бехатарӣ кам диққат дода мешавад, ки ин боиси фалокатҳои истеҳсолӣ мегардад. Ҳодисаҳои аз тарафи коркунони алоҳидаи управления содир намудани ҷиноят низ ҷой доранд. Кори сусти тарбиявӣ ва ба шароитҳои меҳнату маишати коркунон кам диққат додан боиси ҷойивазкунии бисьёри кадрҳо мегардад: дар соли 1984 барои прогул бештар аз 160 кас — ҳар шахси шашум аз кор рафтааст.

Дар управления фаъолияти суди рафиқона чандон таъсирбахш намебошад, маҷлисҳои хеле кам мегузаронидагии он дар амал характери рӯякӣ доранд, дар онҳо ҳатто на ҳамаи ҳодисаҳои ба ҳушьёрхона афтодани коркунон дида баромада мешаванд. Фактҳои дар ҳолати мастигарӣ ба кор омадани коркунони алоҳида бе диққат мемонанд ва онҳо на ҳама вақт аз кор дур карда мешаванд.

Кори мустаҳкам кардани интизом дар як қатор муассисаҳои нақлиёт ҳам ба дараҷаи даркорӣ намебошад. Дар иттиҳодияи «Тоҷикторгтранс» ҳамин гуна тафтишот нишон дод, ки вайрон кардани интизоми истеҳсолӣ ва меҳнат дар корхонаҳои ин иттиҳодия хеле паҳн шудааст.

Ҷойивазкунии кадрҳо дар корхонаи асосии иттиҳодия бисьёр аст: соли 1983 аз 1125 нафар коркунон 180 нафарашон аз кор рафтанд, аз ҷумла 20 нафарашон барои прогул ва дигар вайронкуниҳои интизоми меҳнат аз кор холӣ карда шуданд. Вазъият дар соли 1984 ҳам беҳтар нашуда буд.

Таъсири фаъолияти суди рафиқонаи корхонаи асосии иттиҳодия, ки бо кадом сабаб кори гурӯҳи профилактикиро ба ҷо меоварад, низ хеле суст аст. Дар маҷлисҳои суди рафиқона, асосан фактҳои ба даст афтодани коркунони алоҳида барои торочгарии ночиз дида баромада мешаванд, ҳодисаҳои прогул ва дигар вайронкуниҳои интизоми меҳнат, ҳодисаҳои авбошӣ, торочгарӣ ва ҳаннотии хурд, ниҳоят, ҳодисаҳои басо бисьёри ба мақсадҳои шахсӣ истифода бурдани воситаҳои нақлиёти корхона дар суди рафиқона хеле кам дида баромада мешаванд. Суди рафиқона иҷрои қарорҳои худро назорат намекунад.

Дараҷаи пасти кори тарбиявӣ ва норасоиҳои мубориза барои мус-

таҳкам кардани интизоми меҳнат ва истеҳсолӣ дар корхонаи асосӣ боиси натиҷаҳои манфӣ гардиданд. Масалан, прогули коркунони алоҳида хеле зиёд буда, соле ба 96, 160 ва ҳатто 240 соат мерасад.

Талафи вақти кор, ки ба сабаби бо иҷозати маъмурият ба кор набаромадан рӯй дода аст, низ калон аст. Ин талафот дар нимаи якуми соли 1984-ум 392 соатро ташкил дод. Чунин ҳолат характернок аст, ки гоҳо зарурати додани чунин отпускҳо бо ягон ҳуҷҷат исбот намешаванд, зарурати амалии онҳо гоҳо ҳатто муайян карда намешавад. Муддати чунин отпускаҳо, ки мувофиқи қонун хеле маҳдуд карда шудааст, аксар вақт дароз буда, ба 15—18 рӯз мерасад.

Дар корхонаи асосии иттиҳодия вазъияти мубориза бо мастигарӣ бад аст. Ҳодисаҳои ба ҳушьёрхона афтодани коркунони корхона на ҳама вақт дар коллектив муҳокима карда мешаванд. Онҳо гоҳо умуман ба маълумоти умум расонда намешаванд. Ғайр аз ин чунин ҳолат махсусан хатарнок аст, ки дар байни «меҳмонони» ҳушьёрхона ронандагоне ҳастанд, ки дар рӯзи дигар ба онҳо суккони мошинҳо бовар карда шудаанд. Ва ин дар чунин ҳолате рӯй медиҳад, ки ронандагон пеш аз кор аз назорати ҳатмии тиббӣ мегузаранд, ҳол он ки автомашина манбаи хатари бештар аст ва дар рӯзи дигари аз ҳад зиёд истифода бурдани машруботи спиртӣ ба суккон роҳ додани ронанда боиси рӯй додани оқибатҳои вазнин мегардад.

Дар иттиҳодия қонунҳои доир ба муҳофизати меҳнат низ вайрон карда мешаванд, ки ин боиси травматизм мегардад. Бо вуҷуди ин ҳоло чораҳои даркории профилактикӣ андешида намешаванд, ҳатто дар бораи рӯй додани ҳодисаи захмдоршавии коркунон аксар вақт актҳо на аз рӯи расмият тартиб дода мешаванд, тафтиш гузаронда, аз он хулосаҳо бароварда намешаванд ва гунаҳкорон бе ҷазо мемонанд.

Дар ташкилоту корхонаҳое, ки ба масъалаи мустаҳкам кардани интизом ҷиддӣ муносибат мекунанд, вазъияти кор низ хеле беҳтар аст. Масалан, дар натиҷаи тафтиши иҷрои Қонуни СССР дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва қонунҳои мустаҳкам кардани интизоми меҳнат, ки прокуратураи районӣ Октябри шаҳри Душанбе дар фабрикаи тамокуи Душанбе гузаронд, беҳтаршавии ташкил ва шароити меҳнат мушоҳида гардид. Масалан, дар ин ҷо дастгоҳҳои кӯҳна бо дастгоҳҳои нав иваз карда шудаанд, тамоку акнун дастӣ не, балки ба тариқи механикӣ тит карда мешавад. Шинонда шудани транспортёр кори фаровардани маҳсулоти тайёрро сабук намуд. Доир ба беҳтар намудани маишати коркунони фабрика чораҳо андешида мешаванд: шахсони эҳтиёҷманд бо хонаҳои истиқоматӣ таъмин мегарданд, ба коргарон автобусҳои худи фабрика хизмат мерасонанд, ба хонаҳои истироҳат ва лагерҳои пионерӣ путёвкаҳо дода мешаванд ва ғайра. Ошхонаи нав, клуб, кабинети стоматологӣ сохта шудаанд. Совети устоҳо ва мураббиён, ки соли 1983 барпо карда шуда буд, дар маҷлисҳои худ масъалаҳои тарбияи коргарони ҷавонро дида мебароянд.

Шӯъбаи ҷамъиятии кадрҳо самаранок кор мекунад, дар мавзӯъҳои ҳуқуқӣ шабҳои саволу ҷавоб гузаронда мешаванд.

Тадбирҳое, ки дар фабрика андешида мешаванд, боиси кам шудани ҷойивазкунии кадрҳо гардид, шумораи прогул ҳам хеле ихтисор шуд.

Қонуни оид ба коллективҳои меҳнатӣ муқаррар мекунад, ки ваколати коллективи меҳнатӣ дар соҳаи фаъолияти истеҳсолӣ бо роҳи ба кори тартиб додани планҳои тараққиёти иқтисодӣ, ба бастани шартномаи коллективӣ ва назорат ба иҷрои онҳо, ташкили истифодаи оқилонаи ресурсҳои моддӣ, таъмини риояи интизоми меҳнат, ба ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника ва ғайра ҷалб кардани коргарону хизматчиён ба амал бароварда мешавад. Ин талаби қонун, масалан, дар фабрикаи ҷуроббарории дар шаҳри Душанбе будаи Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон на ҳама вақт риоя карда мешавад. Тафтиши гузарондаи прокуратураи районӣ Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе нишон

дод, ки лоиҳаи планҳои перспективӣ ва ҷории тараққиёти иқтисодӣ ва социалии фабрика, шартномаҳои коллективӣ, ҳисоботи маъмурият ва комитети касабавии фабрика на дар маҷлисҳои умумии (конференцияҳои) коллективи меҳнатии фабрика, чунон ки инро қонуни оид ба коллективҳои меҳнатӣ талаб мекунад, балки дар маҷлисҳои касабавӣ муҳокима намуда ва маъқул дониста шудаанд, ки дар онҳо 180—190 кас иштирок доштанд. Ва ҳол он ки дар фабрика бештар аз 1560 кас кор мекунанд ва маҷлиси коллективи меҳнатӣ, чунон ки инро қонуни оид ба коллективҳои меҳнатӣ муқаррар кардааст, танҳо дар сурате ваколатдор аст, ки агар дар он бештар аз нисфи шумораи умумии коллектив (дар конференция — камаш аз се ду ҳиссаи вакилон) иштирок дошта бошад.

Дар фабрика эҳсои марказиятноки ҳамаи ҳуқуқвайронкуниҳои рӯй медодагӣ вуҷуд надорад, гурӯҳи профилактика дар амал кори комиссияи мубориза ба муқобили мастигариро такрор менамояд. Дар натиҷа вазифаҳои ба зиммаи он гузоштташуда иҷро намешаванд. Дар фабрика вазъияти ҷиноятколириро таҳлил намекунанд, барои барҳам додани сабабҳо ва шароитҳои рӯйдиҳии ҷиноятко̄рӣ чораҳо намеандешанд, ҳисоботи роҳбарони цехҳо ва шӯъбаҳоро аз рӯи ин масъалаҳо намешунаванд ва ғайра.

Дараҷаи интизоми шартномавӣ ва планӣ дар корхонаҳо ва ташкилотҳои хоҷагӣ ба вазъияти муташаккилӣ ва интизом дар истеҳсолот хеле вобаста аст. Интизоми шартномавию хоҷагӣ як намуди интизоми давлатӣ мебошад. Иҷро накардани ӯҳдадориҳои шартномавӣ, нишон дода мешавад дар пункти 5 Низомнома дар бораи ба истеъмолкунанда фиристодани молҳои истеъмолоти халқ ва дар пункти 4 Низомнома дар бораи ба колхозҳо, совхозҳо ва дигар муассисаҳои хоҷагии қишлоқ фиристодани техникаи хоҷагии қишлоқ ва дигар воситаҳои моддию техникӣ, вайрон кардани интизоми давлатӣ мебошад ва барои ин ба иттиҳодияҳо, корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо ва хоҷагиҳои ба он роҳдода ба ҷавобгарии молӣ кашида мешаванд.

Талаби мустаҳкам кардани интизоми хоҷагӣ дар як қатор актҳои муҳимтарини нормативӣ низ ҷой дорад. Масалан, дар Қонун дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо нишон дода мешавад, ки иҷрои планҳои давлатӣ ва ӯҳдадориҳои шартномавӣ вазифаи коллективҳои меҳнатӣ мебошад.

Қатъиян риоя кардани интизоми шартномавӣ ва планӣ шарти ҳатмии ҳалли бомуваффақияти вазифаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии ҷамъияти мо аст. Ба мустаҳкам кардани интизоми планӣ ва шартномавӣ дар фаъолияти хоҷагии корхонаҳо, ташкилотҳо ва иттиҳодияҳо тартиботи нави баҳо додан ба кори онҳо аз рӯи ҳаҷми фурӯши маҳсулот дар асоси ба ҳисоб гирифтани ӯҳдадориҳои шартномавӣ, аз рӯи номгӯи маснуоте, ки дар ҳамаи шартномаҳои бо истеъмолкунандагон басташуда пешбинӣ гардидааст ва он дар актҳои дахлдори нормативӣ сабт ёфтааст, диққатро ҷалб менамояд. Чунин тартибот барои иҷрои муваффақиятнок ва пурраи планҳои истеҳсолӣ шароит фароҳам меоварад.

Минбаъда бемайлон мустаҳкам кардани интизом талаби ҳатмии рӯз аст, ки онро қонуниятҳои объективии социализми баркамол, ҳамон процессҳои амиқе тақозо мекунанд, ки дар иқтисодиёт ва дигар доираҳои ҳаёти ҷамъият мегузаранд. Афзоиши миқёси иқтисодиёт, мураккаб гардидани вазифаҳои истеҳсолӣ ва идоракунӣ, пурзӯршавии таъсири прогресси илму техника ба истеҳсолот зарурати танзими аниқ, мукаммал ва серсоҳаи истеҳсолот, вазифаҳои идоракунӣ, тақсимот, мубодилотро ба миён меоваранд, зеро танҳо онҳо тамоми системаи мураккаби муносибатҳоро дар истеҳсолот ба тартиб андохта, онҳоро мутобиқ ва муайян карда, ба риояи интизоми меҳнат кафолат дода метавонад.

Доирай тарзу шакл, тадбиру усулҳои мустаҳкам кардани интизоми социалистии меҳнат ҳоло хеле васеъ аст, ки онҳо имконият медиҳанд ин кор ба дараҷаи баланд гузаронида шавад.

Дар мубориза барои мустаҳкам кардани интизоми меҳнат дар коллективҳо роли штаби республикавии мустаҳкам намудани интизоми социалистӣ калон аст. Вазифаҳои асосии штаб назорат ба мустаҳкам кардани интизом дар соҳаҳои истеҳсолӣ, органҳои идоракунӣ, доираи хизматрасонӣ, дигар муассисаю ташкилотҳо, инчунин омӯхтану васеъ пропаганда кардани таҷрибаи мусбат мебошанд.

Асосҳои қонунии ба кор бурдани чораҳо барои вайрон кардани интизоми меҳнат васеъ карда шудаанд: Масалан, ҳоло барои мунтазам вайрон кардани интизоми меҳнат, барои прогул ё ба кор дар ҳолати мастӣ омадани коргар ё хизматчӣ ҳамчун ҷазо ба муддати то се моҳ бе эҳсои касбу ҳунар ва ихтисосаш ба кори каммузд ё вазифаи поёнтар гузарондан мумкин аст. Дар айни ҳол акнун ба кор бе сабаб бештар аз се соат дер омадан прогул шуморида мешавад ва ба иң ҳам бе танаффус набудан ва ҳам гоҳ-гоҳ аз кор рафтан дохил хоҳанд шуд. Дар давоми адои ҷазо ариза дар бораи мувофиқи хоҳиши худ аз кор рафтан ба инобат гирифта намешавад. Муддати дида баромадани ариза дар бораи мувофиқи хоҳиши худ аз кор рафтан акнун ба ду моҳ расонда шуда аст (ғайр аз ҳолатҳое, ки махсус қайд карда шудаанд ва дар онҳо чунин азкорравӣ сабабҳои эътимоднок доранд).

Дар вақти ҳозира барои ба кор дар ҳолати мастӣ омадан ҷазои интизомии аз кор холӣ намудан низ пешбинӣ карда шудааст. Коргарон ва хизматчиёне мунтазам вайронкунандагони интизом шуморида мешаванд, ки барои вайрон кардани интизоми меҳнат ҷазои интизомӣ ё ҷамъиятӣ доранд ва онро боз аз сари нав вайрон мекунанд. Маъмурият ва ташкилотҳои ҷамъиятии корхона ҳангоми истифода бурдани чораҳои қатъии интизомии аз кор холӣ кардан бояд ба ҳисоб гиранд, ки бе органҳои маъмурият дар бораи аз кор холӣ кардан ё то гузаштани муддати ду моҳ ё як моҳи муқарраргардида аз кор рафтани шахсе низ прогул ҳисобида мешавад, ки он пеш аз ин муддат бе иҷозати маъмурият ё қарори органи ваколатдор шартномаи таъҷилӣ бастааст. Барои мутахассисони ҷавон ё хатмкунандагони омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ ҳамон ҳолат низ прогул ҳисобида мешавад, ки агар онҳо аз кори баъди таълим таъин шуданашон пеш аз мӯҳлати ҳатмии муқаррар кардаи қонун худсарона раванд. Дар айни замон бояд ба ҳисоб гирифт, ки ба кор бо сабаби эътимоднок наомадан барои аз кор холӣ кардани меҳнаткаш асос шуда наметавонад. Чунин ҳолат низ прогул шуморида намешавад, ки агар коркун аз иҷрои кори ба он ғайриқонунӣ гузаронидашуда даст кашад. Коркуне барои прогул аз кор холӣ карда намешавад, ки маъмурият барои иҷрои ӯҳдадориҳои меҳнатиаш роҳ намедиҳад ё аз кор беасос дур карда шудааст. Барои авбошигии ночиз ҳабс карда шудани коркун низ барои аз кор холӣ кардан асос намешавад.

Интизоми социалистӣ зуҳуроти мураккаб, серсоҳа ва динамикӣ мебошад. Вай дар ҷамъияти мутараққии социалистӣ ӯҳдадориҳои худро бо ташаббус ва эҷодкорона ба ҷо овардани ҳар як шахс, муносибати манфиатдоронаи онро ба кор дар назар дорад. Интизоми социалистӣ воситаи таъминкунандаи муташаккилӣ, тартибот дар ҳамаи корҳо ва шакли махсуси робитаи одамони аз истисмор озоди советӣ мебошад.

Маҳз ба ҳамин мақсад, қайд кард рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленуми мартии (соли 1985) КМ КПСС «барои ҷорӣ намудани тартибот, аз зуҳуроти бегонаю манфӣ, аз ҳар қасди зарар расондан ба манфиати ҷамъият ва гражданинҳои он пок кардани ҳаёти мо, барои мустаҳкам шудани қонунияти социалистӣ минбаъд ҳам чораҳои қатъӣ дида хоҳанд шуд».

# САРЧАШМАҲОИ ДӮСТИИ БАРОДАРОНАИ ХАЛҚҲОИ ТОҶИКУ РУС

*О. БОҚИЕВ,*
*номзади илмҳои таърих*

Дар таърихи Ватани сермиллати мо роли халқи рус бузург аст. Маҳз халқи рус дар тақдири ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакатамон роли таърихӣ бозид. Бинобар ин ҳамаи миллату халқиятҳои Ватанамон онро бародари калонӣ ва озодкунандаи худ мешуморад.

Халқҳои Осиёи Миёна, аз ҷумла тоҷикон, аз мактаби бузурги революционӣ гузаштанд, мутлақияти феодалии шарқии аморати Бухоро ва ҳукмрони мустамликавии царизмро сарнагун сохта, озодӣ ва баробарҳуқуқии комилро ба даст оварданд ва бо роҳбарии Партияи Коммунистӣ дар атрофи бародари калонии худ — халқи кабири рус муттаҳид гардида, дар як оилаи бародарона ҷамъияти коммунистӣ барпо мекунанд.

Барои дуруст фаҳмидани заминаҳои таърихии ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар собиқ мустамликаи царизм—Туркистон нишону шарҳ додани ҳамаҷонибаи оқибатҳои прогрессивии ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна аҳамияти калони илмӣ ва сиёсӣ дорад. Маҳз барои ҳамин аз солҳои 50-ум, хусусан баъди съезди XX КПСС масъалаи ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна ва аҳамияти прогрессивии он дар тадқиқоти илмии таърихи тореволюционии Осиёи Миёна ин қадар мавқеи муҳим дорад ва ба он бисьёр мақолаҳо ва як қатор рисолаҳо бахшида шудаанд. Масъалаи мазкур дар асару мақолаҳои олимони тоҷик ифода ёфтааст, ки онҳо ҳангоми дида баромадани проблемаҳои алоҳидаи таърихи революционии халқи тоҷик ва таърихи баъди Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар Осиёи Миёна, аз ҷумла дар Тоҷикистон, барқарор гардидани Ҳокимияти Советӣ ҷиҳатҳои алоҳидаи ин масъаларо равшан кардаанд.

Гарчанд аҳамияти прогрессивии ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна дар асарҳои шарқшиносони советӣ аз ҷиҳати илмӣ ва принципиалона равшан карда, ба ин масъала бисьёр асару мақолаҳо бахшида шудаанд, бо вуҷуди ин вай аз рӯи мулоҳизаҳои зерин ҳанӯз пурра тадқиқ нашудааст: 1) аксарияти асарҳои мавҷуда характери умумӣ доранд; 2) дар онҳо доир ба масъалаи ба Россия ҳамроҳ карда шудани ҳудудҳои ҳозираи шимоли Тоҷикистон ва Помир маълумоти амалӣ кам аст; 3) онҳо доир ба тағъироти ҳаёти иқтисодӣ, сиёсӣ ва маданиии районҳои алоҳидаи Тоҷикистон, ки баъди ҳамроҳ карда шудан ба амал омаданд, хеле кам фактҳои конкретӣ доранд, 4) бисьёр маълумотҳои тадқиқотчиёни тореволюционии русҳоро аллакай тадқиқотчиёни Осиёи Миёна дар асарҳои илмӣ истифода мебурданд, аммо муаллифони ин гуна асарҳои илмӣ ба маъхазҳо на ҳама вақт аз нуқтаи назари танқидӣ муносибат мекарданд.

Роҳи тараққиёти таърихии халқҳои Осиёи Миёна дурандешӣ ва

дурустии баҳои ба роли прогрессивии Россия дар ин кишвар додаи асосгузорони марксизм-ленинизмро комилан тасдиқ кард. Дар баробари ин вай тантанаи таълимоти лениниро дар бораи имконияти бо ёрии пролетариати ғолиби мамлакатҳои социалистӣ роҳи душвори тараққиёти капиталистиро аз сар нагузаронда аз феодализм ба социализм гузаштани халқҳои қафомондаро дар амал нишон дод.

Дар вақти ҳозира дар историографияи советӣ дар бораи он фикри ягона вуҷуд дорад, ки ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна, сарфи назар аз мақсадҳои мустамликавии ҳукумати подшоҳӣ, доираҳои дворянию помещикӣ ва буржуазии Россия, объективан аҳамияти прогрессивӣ дошт. Ин чунин маъно дорад, ки дар даврaи ҳукмронии мустамликавии царизм дар Осиёи Миёна ду процесси бо ҳам алоқаманд ва дар айни замон мухолифати якдигар баробар омад. Аз як тараф, царизм зулми мустамликавиро пурзӯр карда, ба он кӯшиш менамуд, ки Осиёи Миёнаро ба баъзаи ашъёи хом ва бозори фурӯши молҳои саноатии губернияҳои марказии Россия табдил диҳад, сарватҳои табиии онро бераҳмона истисмор мекард. Аз тарафи дигар, бар хилофи хоҳишҳои царизм ва чойнишинҳои туркистонии онҳо ба корграну деҳқонони рус, ба солдатҳою зиёиёни рӯҳан прогрессивии рус наздик шудани аҳолии меҳнаткаши маҳаллӣ ва муомилоти байни онҳо ба амал меомад.

Муомилоти тиҷоратӣ, робитаҳои иқтисодӣ, дипломатӣ ва маданин Россия бо давлатҳои Осиёи Миёна таърихи дуру дароз доранд. Аммо сарчашмаҳои дӯстии ҳақиқии байни русҳою халқҳои Осиёи Миёна, аз ҷумла тоҷикон, аз замони ба Россия ҳамроҳ карда шудани ин кишвар сар мешавад.

Яке аз оқибатҳои муҳими прогрессивии ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна он буд, ки ба дӯстии ҳақиқии халқҳои Осиёи Миёна, аз ҷумла халқи тоҷик бо халқи рус, ибтидо гузошта шуд. Дар айни ҳол қайд кардан зарур аст, ки ин дӯстӣ бо осонӣ, якбора ба амал наомадааст. Вай дар процесси муборизаи тезу тунди синфӣ ва миллии озодихоҳона, дар процесси ёрии мутақобилаи серсоҳаи фоиданок, дар рафти муносибатҳои иқтисодӣ, социалӣ, сиёсӣ, тиҷоратӣ ва маданӣ таркибу ташаккул ёфта, ба санҷишҳои сахти сершумор тоб овард, дар давоми мавҷудияти асринааш қобили ҳаёт будани худро нишон дод ва ҳоло ба дӯстии анъанавии бародарона табдил ёфтааст, ки мислашро таърихи башар намедонад. Маҳз барои ҳамин омӯхтани таърихи ин дӯстӣ барои халқҳое аҳамияти калони сиёсӣ дорад, ки аз ҳукмронии мустамликавӣ озод гардида, роҳи тараққиёти ориентацияи социалистиро пеш гирифтаанд ё ҳоло дар зери зулми ҳукмронии мустамликавӣ мебошанд.

Шиносоии бевосита ва муомилоти наздики халқи тоҷик бо халқи рус аввалин маротиба дар рафти ба Россия ҳамроҳ карда шудани баъзе районҳои Осиёи Миёна ба амал омад. Халқҳои Осиёи Миёна аз рӯи таърихи мушкили саргузашти худ дар давраҳои аввали ба Россия ҳамроҳ карда шудани кишвар ба русҳо хеле душманона ва нобоварона муносибат мекарданд. Отрядҳои рус ҳангоми ишғоли ягон район ба муқобилати сахти муҳофизатчиёни шаҳрҳо ва аҳолии маҳаллӣ дучор меомаданд. Бо ҳамин роҳ аввалин районҳои Осиёи Миёна, аз ҷумла Нов, Хуҷанд, Ӯротеппа, Ҷиззах, Қаттақӯрғон, Самарқанд ва ғайра ҳамроҳ карда шуда буданд. Муқобилати аҳолии маҳаллӣ ба қӯшунҳои рус тадриҷан суст шуд. Хотима ёфтани ҷангҳои байни қабилавии феодалӣ ва зӯровариҳои ҳокимони феодалӣ, бекор карда шудани ғуломдорӣ ва хариду фурӯши ғуломҳо, танзими системаи андоздиҳӣ ва ӯҳдадориҳо, аз ин андозу ӯҳдадориҳо муваққатан озод кардани аҳолии баъзе районҳои камбағали ҳудуди шимолии Тоҷикистон (болооби Зарафшон дар солҳои 1872—1878, шарқи Помир — дар солҳои 1891 — 1900, ғарби Помир — дар солҳои 1896—1900), ҷоннок шудани муносибатҳои иқтисодӣ, тиҷоратӣ ва маданин байни районҳои ба Россия

ҳамроҳгардида, беҳтар шудани роҳҳо ва системаи ирригационӣ, ривоҷ ёфтани соҳаҳои гуногуни хоҷагии қишлоқ ба аҳолии маҳаллӣ таъсири калони мусбат расонданд.

Маҳз дар зери таъсири омилҳои номбурда муқобилати аҳолии маҳаллӣ суст гардид ва баъзе районҳо тамоман бо роҳи осоишта, бидуни ягон ошуб ё тирпарронӣ ба Россия ҳамроҳ карда шуданд. Ба ин гуна районҳо Помир дохил мешавад. Сокинони он ҷо отрядҳои русро ҳамчун озодкунандагони худ пешвоз гирифтанд, ба онҳо ёрии ҳаматарафа расонданд ва дар айни замон ба сардорони отрядҳо илтимоснома доданд, ки кишварашонро ба ҳайати Россия қабул намоянд. Масалан, капитан Ванновский, ки соли 1893 Рӯшон ва Дарвозро аз назар мегузаронд, дар ҳисоботи худ навишта буд: «Сокинони маҳаллӣ русҳоро бо хушнудӣ пешвоз гирифтанд, роҳбаладҳо доданд, боркашонҳоро таъин карданд, хизматҳои зарурӣ расонданд, дар айни замон дар ҳама ҷо илтимос карданд, ки ба фуқарои рус қабул намоем» (Маҷмӯаи материалҳои географӣ, топографӣ ва статистикии Осиё. Спб. 1984, барориши 56, саҳ. 76).

Сабаби чунин муносибати некхоҳонаи аҳолии Помир ба русҳо аз он иборат аст, ки дар ҳудуди он аз замонҳои қадим хонигариҳои хурди мустақилу номустақил вуҷуд доштанд. Дар байни ин хонигариҳо ҷангҳои доимии қабилавӣ мерафтанд ва аз онҳо бештар оммаи халқ азоб мекашид, ки он дар бораи хотима ёфтани ҷангҳои харобиовар, фароҳам омадани шароит барои меҳнати осоишта орзу мекард. Дар ҳудуди Фарғона баъди ба Россия ҳамроҳ карда шуданаш мубориза доимии феодалӣ қатъ ёфт. Баъди ба Россия ҳамроҳ карда шудани шарқи Помир робитаҳои иқтисодии байни ону Фарғона авҷ гирифтанд, аҳолии ин кишвар ба муддати даҳ сол аз хироҷ озод карда шуда буд. Сокинони Помир аз ин хабардор шуда, қарор доданд, ки назар ба зери ҳокимияти давлатҳои ҳамсояи мусулмонӣ ё хонҳои маҳаллии меросии зулмашон бе ҳадду канор истодан дар зери ҳокимияти давлати ғайримусулмонии рус будан беҳтар аст.

Ба авзои помириён хусусан бекор карда шудани ғуломдорӣ ва харидуфурӯши ғуломон, эътиқоди озодона, танзими хироҷдиҳӣ, инкишофи савдо, муқаррар гардидани робитаҳои доимии тиҷоратии дохили мамлакат ва ғайра таъсири калон бахшиданд. Ба ҳамин муносибат иқтибос овардани гуфти яке аз муаллифони тореволюционӣ И. Слуцкий ҳоҷат дорад: «...ба сокинони се бекӣ (Вохон, Шуғнон ва Рӯшон — Ю. Б.) муносибати русҳо бо халқҳои ҳамсоя — қирғизҳо таъсири хеле хуб мебахшад. Қирғизҳо аз мухторияти қариб пурра, озодии эътиқод баҳра мебаранд ва мо аз онҳо хироҷ намегирем. Ин вазъияти охирин барои боварии шиаҳо ба он асос мешавад, ки баробари ба фуқарои русҳо гузаштанашон ба ҳар ҳол то комилан мустаҳкам шудани беҳбудии иқтисодиашон андоз нахоҳанд дод» (И. Слуцкий, Помир аз ҷиҳати сиёсӣ. Осиёи Миёна. Спб. 1984, барориши 56, саҳ. 76).

Ғайр аз ин дар процесси ба Россия ҳамроҳ карда шудани Помир муомилаи инсондӯстонаи русҳо ба аҳолии маҳаллӣ нобоварии сокинони маҳаллиро барҳам дод ва ба онҳо муносибати мусоид фароҳам овард. Аҳолӣ ба туфайли шиносоии наздик бо русҳо фарқи калони байни русҳо ва бисьёр забткоронеро мефаҳмидагӣ шуд, ки бо онҳо барои озодӣ ва истиқлолияти кишвари кӯҳистонии худ борҳо ҷангидааст. Сокинони кишвар ин фарқиятро фаҳмида, омадани ҳар як отряди русро интизор мешуданд ва онҳоро бо умеди калон пешвоз мегирифтанд. Дар ин бора яке аз иштирокчиёни походҳои ҳарбӣ ба Помир В. Острогоров хеле хуб навиштааст: «Пайдоиши отряди мо дар Помир рӯҳи сокинони ин ҷоро хеле баланд бардошт, фарқи ҷиддии байни муносибати инсондӯстонаи мо ба онҳо ва ваҳшонияти дигарон... ҳусни таваҷҷӯҳи онҳоро ба фоидаи мо нигаронд» (Острогоров В. Помир ва масъалаи Помир. Мушоҳидакунанда. Спб. 1984, № 6, саҳ. 80).

Саъю кӯшиши помириҳо барои ба Россия ҳамроҳ ва бо русҳо наз-

дик шудан хусусан дар давраи ҳукмронии аморати Бухоро дар Помир (солҳои 1896—1905) қатъитар ва суботкоронатар гардид. Сокинони Помир фарқи куллии солдату офицерони русро аз амалдорони хонии Бухоро бо чашми худ медиданд ва аз сардорони ҳарбии отрядҳои дар Помир будаи рус талаб мекарданд, ки онҳоро аз зулми аморат наҷот диҳанд.

Дар Помир дар байни солдату офицерони рус одамони рӯҳан прогрессивӣ, пешқадам, инсондӯст ва некхоҳ бисьёр буданд. Онҳо аҳволи вазнин ва аз тарафи амалдорони хонии Бухоро бераҳмона зулм карда шудани сокинони ин ҷоро дида, манфиатҳои аҳолиро муҳофизат ва ба фаъолияти маъмурияти Бухоро қатъӣ назорат мекардагӣ шуданд. Онҳо дар рапортҳои сершуморашон ҳусни таваҷҷӯҳ ва эҳсосоти худро нисбат ба сокинони маҳаллӣ ифода карда аз генерал-губернаторҳои Туркистон талаб менамуданд, ки Помир бевосита ба Россия дода шавад ва онро русҳо идора намоянд. Маҳз ба туфайли муносибати инсондӯстона, амалиёти қатъӣ ва бевоситаи худ бисьёр сардорони ҳарбӣ ва офицерони армияи рус дар Помир бо эҳтирому эътибори аҳолии маҳаллӣ сазовор шуданд. Н. А. Халфин дар асари худ «Россия ва аморати Бухоро дар ғарби Помир» (М., Наука, 1975, саҳ. 29—30) менависад: «Сардорони отряди Помир, ки борҳо иваз шудаанд, инчунин ҳайати офицерӣ ва қатории отряд, ки бо тоҷикони Помир бевосита наздик буданд ва алоқа доштанд, тарафдори боваринокӣ заурати ба Россия ҳамроҳ кардани қисми ғарбии Помир буданд ва дар ҷанҷолҳои бо ҳокимони Бухоро доштаи тоҷикон тарафдори онҳо мешуданд, ки барои ин борҳо аз сардорони болоӣ ҷазо мегирифтанд.

Дар ҳақиқат ҳам ҳамаи сардорони отряди Помир Зайцев, Скорский, Сулоцкий, Эггерт, Аносов, Қивекэс, Снесарев аз рӯзи озод карда шудани соҳили рости дарьёи Панҷ, сарфи назар аз огоҳии чандинбораи сардорони олии кишвари Туркистон, босубот талаб менамуданд, ки қисми ғарбии Помир бевосита ба Россия ҳамроҳ ва дар ин ҷо идоракунии рус ҷорӣ карда шавад. Сардорони отряд Эггерт, Қивекэс, Снесарев, Арсеньев, Муханов, Ягелло ва дигарон номи неки худро монда рафтанд. Онҳо на фақат ба муқобили амалдорони аморати Бухоро ва феодалҳои маҳаллӣ мебаромаданд, сокинони маҳаллиро ҳимоя менамуданд, балки суиистеъмолкориҳои алоҳидаи офицерону сардорони ҳарбии русро нисбат ба аҳолии маҳаллӣ бо тамоми қатъият маҳкум мекарданд, дар ҳаққи онҳо чораҳои қатъӣ медиданд, дар бораи беҳтар гардондани аҳволи иқтисодии сокинони ин кишвари кӯҳистон ғамхорӣ менамуданд.

Чунончӣ, капитан Қивекэс, ки якчанд маротиба сардори отряди Помир таъин шуда буд ва шароитҳои иқтисодии маҳалро нағз медонист, дар бораи аҳолии маҳаллӣ доимо ғамхорӣ зоҳир мекард. Ин аз рапорти он аз 6 январи соли 1899 ба номи командадиҳандаи қӯшунҳои резервӣ ва маҳаллии вилояти Фарғона равшан дида мешавад. «Ҷаримаҳои пулӣ,— навишта буд ӯ,— қариб ҳар рӯз, қариб бе ягон сабаб ва тамоман ғайриодилона ба кор бурда мешаванд. Бухориён ҳам дар сурати имконпазир закот мегиранд. Бухориён барои аз ҳисоби аҳолии камбағал сарватманд шудан ният доштанд, ки дар Хоруғ баъди ба отряд ва қирғизҳо додани орду ҷави барзиёдӣ ба зӯри захираҳои орду ҷав ғундоранд.

...Ман бухориёнро огоҳ намудам, ки ба чунин зӯригарӣ роҳ намедиҳам ва агар йигитҳои бек барои бо зӯрӣ ғундоштани орду ҷав ба қишлоқҳо фиристода шаванд, ман маҷбур мешавам, ки барои ҳимояи аҳолӣ казакҳоро фиристонам. Ягона чорае, ки ба суиистеъмолкориҳои бухориён хотима медиҳад, ин аз Вохон, Шуғнон ва Рӯшон рондани онҳо мебошад».

Дигар сардори отряди Помир полковник Ягелло соли 1916 ҳангоми сафари навбатии худ ба Рӯшон бо аҳволи ночори иқтисодии сокинони деҳоти Дерзуда ва Барзуда шинос шуда, барои кофтани ҷӯи

обьёрикунанда аз ҳисоби отряд ғалла, пул, масолеҳи бинокорӣ, доруҳои таркониш ҷудо кард ва аҳолиро ба муддати се сол аз ҳама гуна андозҳо озод намуд, дар моҳи январи соли 1917 бошад, доир ба аҳолии райони отряди Помир фармон баровард, ки дар он аз сокинони маҳаллӣ тӯҳфа гирифтани офицерон ва шахсони мансабдори рус манъ карда шуда буд.

Ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна боиси баъзе тағьироти ҳаёти иқтисодӣ, социалӣ, сиёсӣ ва маданиии кишвар, аз ҷумла районҳои шимолии Тоҷикистон гардид, ки ин районҳо бевосита ба ҳайати генерал-губернаторнии Туркистон ҳамроҳ карда шуда буданд. Дигаргуниҳои мазкур барои бо халқи рус наздик шудани тоҷикон шароитҳои зарурӣ фароҳам оварданд.

Ҳукумати подшоҳӣ аз рӯзҳои аввали ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна бо мақсади дар кишвар мустаҳкам намудани ҳукмронии мустамликавии худ дар бораи дар шахси кулакҳои рус ба вуҷуд овардани такьягоҳи социалии худ ғамхорӣ кард, барои ҳалли масъалаи аграрӣ бошад, ба мустамликакунии кишвар шурӯъ намуд. Сиёсати муҳоҷиркунӣ, ки царизм дар Осиёи Миёна мегузаронд, характери мустамликавӣ дошт ва бо роҳи аз заминҳои худ маҳрум кунондани аҳолии маҳаллӣ ба амал бароварда мешуд, ки ин эътирозу норозигии қонуниро ба вуҷуд меовард. Аммо худи факти ташкили посёлкаҳои рус дар Осиёи Миёна, аз ҷумла дар қисми шимолии Тоҷикистон объективан аҳамияти прогрессивӣ дошт. Ба ҳудуди шимоли Тоҷикистон муҳоҷир кардани деҳқонони рус аз нимаи дуюми солҳои 80-уми асри гузашта сар шуда буд ва бо обьёрӣ кардани Мирзочул алоқаманд буд. То соли 1900 дар ҳудуди уезди Хуҷанд 9 посёлкаи русҳо (Запорожский, Надежденский, Сретенский, Романовский, Николаевский, Обетовский, Вержне-Волинский, Нижне-Волинский, Конногвардейский) ташкил ёфта буд.

Хусусиятҳои фарққунандаи ин посёлкаҳо (ғайр аз Сретенский) он буд, ки барпокунандагони онҳо муҳоҷирони ихтиёрӣ буданд ва ин муҳоҷирон баъди саргардониҳои зиёд дар уезди Хуҷанд қарор гирифтанд. Аксарияти мутлақи онҳо собиқ деҳқонони дарбории Воронеж, Харьков, Самара ва дигар губернияҳо буданд. Ин деҳқонони безамин, ки аз побандии крепостной озод гардида, аввал дар заминҳои назди Дон ҷойгир шуданӣ буданд, баъди як қатор нобарорӣ ва сарсониҳои вазнин танҳо дар миёнаи солҳои 80-ум ба вилояти Саридарьё расиданд ва дар ин ҷо қатъиян маскан гирифтанд. Дар байни муҳоҷирони рус деҳқонони сектант низ буданд, ки одатҳо, иконҳо, авлиёҳо, ибодатхонаҳо ва рӯҳониёни дини насрониро инкор менамуданд. Деҳқононе низ буданд, ки барои исьён бардоштану аз хизмати ҳарбӣ саркашӣ карданашон ҳамчун ҷазо ба ин кишвар бадарға шуда буданд. Инҳо деҳқонони камбағал буданд, ки дар солҳои беҳосили 70-ум ба ҷустуҷӯи замин ба Шарқ мерафтанд. Хукумат кӯшиш менамуд, ки онҳоро аз андозу хироҷҳо озод карда, ба Урал фиристонад ва ба ивази ин вазифадор мекард, ки хизмати ҳарбиро ба ҷо оваранд. Инак, аз онҳо дастаҳои саднафарии казакҳо ташкил дода шуданд, ки онҳо дар замонҳои осоишта деҳқонӣ мекарданд, то аҳли оилаашонро хӯронанду пӯшонанд. Чунин аҳвол норозигии қатъии деҳқононро ба вуҷуд овард. Бинобар ин соли 1885 қариб 2000 нафар казакҳои Урал зӯран ба кишвари Туркистон фиристода шуданд.

Ҳукумати подшоҳӣ казакҳои Уралро ба он ҷо ҳамчун ҷазо фиристода буд, ба умеде, ки дар як ноҳияи муайян ҷой мегиранду, дар зери назорат меистанд. Аммо фиристода шудани шумораи калони одамон барои ба ҷо овардани ин кор имконият надод. Уралиҳо дар навбати худ ба мақсади халосӣ аз таъқиби ҳокимони подшоҳӣ худсарона дар посёлкаҳои гуногуни русҳо ҷой гирифтанд ва ба сабаби таҷрибаи муайяни мубориза̣и синфӣ доштанашон ба аҳолии маҳаллӣ таъсири калон расонданд.

Деҳқонони ба уезди Хуҷанд кӯчидаи рус аз рӯи баромади иҷтимоиашон камбағал ва миёнаҳол буданд. В. И. Ленин деҳқонони вилоятҳои маркази Россияро аз рӯи миқдори заминҳояшон ба гурӯҳҳои гуногун тақсим намуда, ҳамон деҳқононеро ба ҷумлаи камбағалон дохил мекард, ки заминашон то 15 десятин буд. Заминҳои аксарияти деҳқононе, ки ба уезди Хуҷанд омада буданд, ҳатто баъди 10 соли муҳоҷириашон ҳам аз 7—8 десятин зиёд нашуд. Бинобар ин деҳқонони муҳоҷири рус аз ҷиҳати моддӣ аз ҳама камбағалтарин ва аз ҷиҳати иҷтимоӣ намояндагони пешқадам буданд.

Бо қишлоқҳои маҳаллӣ ҳамсоя будани посёлкаҳои русҳо ба деҳқонони сокин барои шинос шудан бо ҳаёт, тарзи зиндагӣ ва муносибатҳои оилавии деҳқонони рус, омӯхтани забони русӣ мадад расонд. Баъзе оилаҳои аҳолии маҳаллӣ тадриҷан бевосита дар посёлкаҳои русҳо зиндагӣ мекардагӣ шуданд. Муҳоҷирони рус барои сохтмони хонаҳои истиқоматӣ устоҳои маҳаллиро даъват мекарданд, ки онҳо бе ягон шарти пешакӣ ба ёрии муҳоҷирони рус мерафтанд. Тадриҷан дар байни аҳолии маҳаллӣ типи русии хонаю ҷой паҳн мегардид. Хусусан ба аввалин муҳоҷирони рус душвор буд, ки онҳо бо шароитҳои маҳаллии хоҷагидорӣ шинос набуданд ва, аз ин рӯ, бисьёрашон дар вактҳои аввал дар чайлаю заминканҳо зиндагӣ мекарданд. Онҳо ба ёрии аҳолии маҳаллӣ хеле эҳтиёҷ доштанд. Чунон ки яке аз муаллифони тореволюционӣ В. Н. Григорьев қайд мекунад, «Барои муҳоҷирони нави рус ягона муаллимони таълимдиҳандаи тарзу усули деҳқонӣ сокинони маҳаллӣ буданд...» Одамони миллаташон гуногун ана ҳамин тавр роҳҳои ба якдигар мададрасониро омӯхтанд.

Дар навбати худ ҳукумати подшоҳӣ ва амалдорони дар Туркистон будаи онҳо аз дӯстии байни муҳоҷирони рус ва халқи заҳматкаши маҳаллӣ ҳаросида, кӯшиш мекарданд, ки ба имконияти ба ҳам наздикшавии онҳо илоҷе карда роҳ надиҳанд.

Ҳукумати подшоҳӣ аҳолии русро ба Осиёи Миёна бо мақсади дар ин ҷо ба вуҷуд овардани такьягоҳи устувори ҳукмрониаш муҳоҷир мекард. Сабаби ғамхории доимии он дар бораи ин ки муҳоҷири рус аққалан аз ҳисоби истисмори сокинони маҳаллӣ мужики пурқувват гардад ва ҳар як посёлкаи нави дар ин кишвар будаи русҳо ба як батальони қӯшунҳои рус баробар шавад, маҳз аз ҳамин иборат аст. Ин ибора ба андозаи муайян барои ҳокимони дар Туркистон будаи царизм шиори замон ба шумор мерафт. Ақидаи ба воҳидҳои дорои қобилияти ҷангӣ табдил додани посёлкаҳои рус баробари идеяи мустамликакунии кишвар пайдо шуда буд. Ин ақида ҷиҳати асосии сиёсати ҳокимони дар Туркистон будаи ҳукумати подшоҳиро оид ба масъалаи мустамликавӣ то соли 1917 ташкил медод.

Масалан, ҳанӯз дар соли 1867 поручик Н. Маев «Қайдҳо дар бораи чораҳои зиёд кардани муҳоҷирони рус дар вилояти Туркистон»-и худро навишта буд. Тамоми ин қайдҳо пур аз ваҳме буданд, ки аҳолии маҳаллии мутаассиб ба сабаби сершумориаш отрядҳои русро пурра пахш карда метавонад. Барои ба чунин «оқибатҳои вазнин» роҳ надодан поручик тавсия медод, ки муҳоҷирони рус яроқнок карда шаванд. Идеяи яроқнок кардани муҳоҷирони рус ба генерал Гродеков тааллуқ дошт. Ӯ ин идеяро соли 1888 ба миён гузошта буд. Дар амал ба яроқноккунии муҳоҷирони рус соли 1891 шурӯъ намуданд ва баъди як сол дар кишвари Туркистон 42 посёлкаи 3000 оилаи муҳоҷирони рус пайдо шуд, ки ба ҳар дуи ин оилаҳо яктоӣ милтиқ дода шуда буд. Баъди шӯриши дар соли 1898 бардоштаи аҳолии Андиҷон ҳамаи муҳоҷирони аз 16 то 46 сола яроқнок карда шуда буданд.

Сиёсати мустамликадории царизм ба мақсади ба манбаи ашъёи хом ва бозори фурӯши молҳои саноатии губернияҳои саноатии Россия табдил додани Осиёи Миёна нигаронида шуда буд. Бинобар ин царизм ба ташкилу ривоҷ додани корхонаҳои саноатӣ дар ин кишвар ба ҳар роҳ монеъгӣ мекард. Сарфи назар аз ин, ҳанӯз дар солҳои ав-

вали ба Россия ҳамроҳ карда шудани Осиёи Миёна савдогарони рус, дар районҳои алоҳида якчанд корхонаи саноатӣ сохта буданд. Чунончӣ, дар Хуҷанд соли 1867 — фабрикаи пиллакашии Хлидов, соли 1869 — фабрикаи пиллакашии Зуев, соли 1873 — фабрикаи пиллакашии ширкати Москва — Тошкент ва соли 1880 — чорумин фабрикаи пиллакашӣ кушода шуда буд. Ғайр аз ин дар Деҳмой заводи винопазии Исаев, дар соҳили дарьёи Сир — заводҳои консервбарории Зуев, консерву винобарории Фловицкий, се заводи винобарорӣ дар Ӯротеппа, заводҳои шишабарории Исаев ва Иванов дар Деҳмой ва ғайра сохта шуданд. Дар Осиёи Миёна, аз ҷумла дар уезди Хуҷанд, ривоҷ ёфтани пахтакорӣ боиси пайдоиши заводҳои пахтатозакунӣ ва равғанкашӣ гардид. Аз соли 1880 сар карда, дар районҳои шимолии Тоҷикистон аввалин заводҳои пахтатозакунӣ сохта мешаванд ва шумораи онҳо то 1 январи соли 1914 ба ҳашто мерасад.

Дар ҳудуди шимолии Тоҷикистон ҳам конҳои калони канданиҳои фоиданок — ангишт, биринҷӣ, мис, оҳан, нефть, намак, кварц, ва ғайра буданд. Аксарияти онҳо корхонаҳои калони саноатии типи капиталистӣ ба шумор мерафтанд.

Дар фабрикаву заводҳо, конҳо шумораи зиёди коргарони миллаташон маҳаллӣ якҷоя бо коргарони рус кор мекарданд. Шароити меҳнат дар онҳо бениҳоят вазнин ва хатарнок буд ва аксар вақт ба заҳролуд шудан ва ҳатто ҳалокати коргарон оварда мерасонд.

Қори якҷояи коргарони маҳаллӣ ва рус ба онҳо имконият медод, ки бо якдигар аз наздик шинос шаванд, байни худ муносибатҳои дӯстона муқаррар намоянд. Капиталистони рус аз ин дӯстии коргарӣ метарсиданд. Бинобар ин онҳо кӯшиш мекарданд, ки дар байни коргарони миллаташон гуногун адовати миллӣ ва динӣ, нобоварии якдигарро ба вуҷуд оваранд. Бо ин мақсад соҳибони корхонаҳо сиёсати бадномкунии коргарони миллаташон маҳаллиро мегузарониданд. Масалан, онҳо барои кори якхела назар ба коргарони рус хеле кам музд мегирифтанд. Ғайр аз фабрикантҳо, заводчиёни рус ва фармонбардорони онҳо аз забони русиро надонистани коргарони маҳаллӣ истифода бурда, ҳангоми додани музди корашон онҳоро фиреб медоданд.

Капиталистони рус инчунин аз муттаҳидшавии коргарони Осиёи Миёна, ҳамрайъии интернационалии онҳо метарсиданд. Барои дар байни онҳо ривоҷ гирондани адовати миллӣ соҳибони корхонаҳо одатан музди кори коргарони аҳли гоҳ ин ва гоҳ он миллатро каму зиёд мекарданд, Чунончи, соли 1909 ҳангоми кишвари Туркистонро тафтиш намудани граф Қ. Қ. Пален муайян карда шуда буд, ки дар конҳои ангишти Шӯроби волости Исфара барои кори якхела русҳо, тоҷикон ва афғонҳо дар як рӯз яксӯмӣ, аммо қирғизҳо — 80 тинӣ музд гирифтаанд.

Дар кишвари Туркистон сохта шудани роҳҳои оҳан воқеаи муҳим гардид. Ҳукумати подшоҳӣ ба сохтмони онҳо, пеш аз ҳама, бо мақсади бештар истифода бурдани сарватҳои ин кишвар шурӯъ намуд. Дар ҳудуди Осиёи Миёна дар зарфи бештар аз 35 сол (солҳои 1880—1916) ба масофаи 4500 километр роҳи оҳан сохта ва сарсари он 142 станция ва устохона буньёд карда шуд. Дар солҳои 1895—1898 роҳи оҳани Самарқанд — Андиҷон ба масофаи 106 километр бино гардид, ки он аз ҳудуди районҳои шимолии Тоҷикистон гузашт. Барои баъзе районҳои шимолӣ (болооби Зарафшон) ва ҷанубию шарқии Тоҷикистон сохтмони роҳҳои оҳани Қизиларвот — Самарқанд (солҳои 1885—1888), Когон — Бухоро (соли 1899), Когон — Қаршӣ — Кирки — Сомсоново — Тирмиз (солҳои 1914—1916) аҳамияти калон дошт. Ба туфайли сохтмони ин роҳҳо иқтисодиёти аморати Бухоро, аз ҷумла Бухорои Шарқӣ, ба муносибатҳои молию пулӣ ҷалб гардиданд, робитаҳои иқтисодӣ ва тиҷоратӣ авҷ гирифтанд, ба ин районҳо овардани молҳои саноатии рус афзуд. Сохтмони роҳҳои оҳан боиси инкишофи қувваҳои истеҳсолкунандаи умуман кишвар, аз ҷумла шимоли Тоҷикистон гардид. Дар

ҳудуди аморати Бухоро сар-сари роҳҳои оҳан посёлкаҳои руснишин пайдо шуданд: дар Бухорои нав, Чорҷӯ, Қирки ва Тирмиз, ки сокинони онҳо бешубҳа ба халқи меҳнаткаши аморат таъсири прогрессивӣ расонданд.

Баробари пайдоиши корхонаҳои саноатӣ ва сохтмони роҳҳои оҳан дар Осиёи Миёна эҳтиёҷот ба қувваи коргарӣ сол аз сол меафзуд. Дар корхонаҳои саноатӣ ва роҳҳои оҳан дар баробари коргарони шаҳрҳои Туркистон мардикорони районҳои кӯҳӣ, аз ҷумла Бухорои Шарқӣ ва Помир кор мекарданд, ки шумораи онҳо махсусан дар охири асри XIX ва аввали асри XX афзуд, зеро дар ин вақт деҳқонону ҳунармандони камбағал оилаю маҳалҳои худро монда, барои ҷустуҷӯи музд ба шаҳрҳои дурдасти Осиёи Миёна мерафтанд.

Бояд қайд кард, ки ҳар сол на ҳамаи мардикорон ба маконашон бармегаштанд. Баъзеи онҳо муддати 10—20 сол ба диёри худ барнамегаштанд. Маҳз онҳо оянда кадрҳои коргари Бухорои Шарқӣ ва Помирро ташкил медоданд. Дар солҳои аввали сохтмони роҳҳои оҳан ҳукумати подшоҳӣ ба кор қабул кардани коргарони миллаташон маҳаллиро роҳ намедод. Аммо баробари афзоиши талабот ба қувваи коргарӣ шумораи коргарони миллаташон маҳаллӣ зиёд мешуд.

Мардикорони тоҷик аввалин сабақҳои муборизаи синфиро аз коргарони пешқадами рус ҳангоми кори якҷоя дар фабрикаю заводҳо ва роҳҳои оҳан гирифта буданд. Ба воситаи онҳо, ки бо марказҳои саноатии Россия алоқаи доимӣ доштанд, матбуоти пешқадами давраги рус, асарҳои асосгузорони марксизм-ленинизм ба дасти мардикорон ва коргарони маҳаллӣ мерасиданд.

Дар ҳаракати революционӣ баробари синфи коргари Туркистон мардикорон ҳам фаъолона иштирок мекарданд. Чунончӣ, дар шӯриши ярокноки соли 1917 дар Тошкент мардикорон Мирзо Барот ва Ширин Каримов (аз Балҷувон) ва бисьёр дигарон иштирок доштанд. Мардикорон ҳамчун солдатҳои революция дар кори барқарор ва мустаҳкам намудани Ҳокимияти Советӣ дар Тоҷикистон иштирок карданд. Аз байни собиқ мардикорон як қатор ходимони намоёни давлатӣ ва сиёсӣ ба камол расиданд, ки онҳо дар кори барқарор ва мустаҳкам намудани ҳокимияти советӣ роли калон бозиданд. Ба ҷумлаи онҳо Мунаввар Шогадоев (аз Қаротегин), Шириншо Шотемуров, Азизбек Наврӯзбеков (аз Помир) ва дигарон дохил мешаванд.

Муборизаи революционии оммаи халқи шимоли Тоҷикистон, хусусан баъди ба ватан баргаштани коргарони ақибгоҳи солҳои ҷанги якуми ҷаҳон, пурзӯр гардид, ки аксарияти онҳо бо роҳбарии большевикон дар муборизаи революционӣ обутоб ёфтаанд. Коргарони ақибгоҳ ба Ватан баргашта, муборизаи революциониро ривоҷ медоданд, дар байни коргарони миллаташон маҳаллӣ кори зиёди сиёсию тарбиявӣ мебурданд. Инҳо Ҷӯра Зокиров, Ҳайдар, Усмонов, Раҳимбердӣ Эгамбердиев, Абдуқодир Раҳимбоев, Абдулло Ёрмуҳаммадов, Равшан Боймуродов, Аҳмадбек Мавлонов ва бисьёр дигарон буданд, ки ҳаёти онҳо барои мо ва насли оянда таърихи зинда, мисоли равшани садоқатмандона хизмат кардан ба кори Ленин, партия ва халқ мебошад.

Халқи тоҷик, мисли тамоми халқҳои сермиллати Ватанамон, дар интихоби дӯсти ҳақиқии худ дар шахси халқи кабири рус хато накардааст. Роҳи таърихие, ки халқи тоҷик дар зарфи бештар аз шаст сол тай кардааст, қувваю қудрати дӯстии бародаронаи халқҳои мамлакати Советҳоро равшан нишон дод. Тантанаи дӯстии халқҳои СССР ҳангоми бо рӯҳбаландии бузурги меҳнатию сиёсӣ қайд кардани ҷашни 60-солагии ташкил ёфтани РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии он бори дигар тасдиқ гардид. Маҳз барои ҳамин ҳоло ҳар як одами советӣ бо ифтихор изҳор карда метавонад, ки дӯстии халқҳои СССР вайроннашаванда ва абадӣ аст.

# МАШЪАЛИ СОЦИАЛИЗМ ДАР „БОМИ ҶАҲОН"

*М. ЗОҲИРОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ*

Меҳнаткашони Помир дар оилаи бародаронаи сермиллати халқҳои советӣ имрӯзҳо санаи муҳим — 60-солагии ташкил ёфтани вилояти автономии Бадахшони Кӯҳиро ҷашн мегиранд. Шаст сол муқаддам аз ин навиди хуш дар тамоми мамлакат паҳн гардид: Помир — аз водии Дарвоз то қароргоҳҳои чорвопарварони Мурғоб ба Мамлакати бузурги Советҳо ҳамроҳ шуд.

Ташкил ёфтани вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ натиҷаи қонунии Октябри Кабир гардид, ки он дар тақдири ҳамаи халқҳои Ватани паҳноварамон гардиши бузург шуда, дар назди ҳар як миллату халқият уфуқҳои нав кушод. Сиёсати миллии ленинӣ ба меҳнаткашони Помири мо ҳуқуқи худмуайянкунӣ дод.

Тақдири помириён, ки қарор доданд ҳамроҳи халқи кабири рус ва дигар халқҳои Иттифоқи Советӣ дар кишвари кӯҳистони худ социализм созанд, ҳатто баъди ғалабаи Революцияи Октябрь ҳам чандон осон набуд. Ҳуқуқи бо роҳи нав ба пеш рафтан, хӯҷаини сарзамини озоди худ гаштан ба онҳо басо гарон афтод. Охири соли 1918 — аввали соли 1919 дар ин кишвар Ҳокимияти Советӣ барпо гардид. Босмачиён, ки дар Помири шарқӣ бедодгарию яғмогарӣ мекарданд, моҳи октябри соли 1919 муваққатан ҳокимиятро ба даст дароварданд ва танҳо 29 июни соли 1920 Армияи Сурхи пуршӯҳрат бо даъвати меҳнаткашони Бадахшон ба ёрӣ шитофта, босмачиёнро торумор намуданд. Аз ҳамон вақт дар Помири советӣ ҳокимияти халқӣ пойдор ва халалнопазир гардид. Аз 2 январи соли 1925 Бадахшони Кӯҳӣ ба сифати вилояти автономӣ ба ҳайати республикаи Тоҷикистон дохил шуд.

Барқарор ва мустаҳкам шудани Ҳокимияти Советӣ дар Помир, барпо гардидани аввалин органҳои он — комитетҳои революционӣ, ячейкаҳои нахустини партиявӣ, комсомолӣ, барҳам додани қафомонии хоҷагӣ, бесаводии саросари аҳолӣ бо номи якумин фиристодагони Партияи Коммунистӣ А. Холмаков, Ҳусейнбоев, Руднев, Вичич, П. Полович, Ф. Л. Митрофанов, П. Қилявин, Т. М. ва А. М. Дьяковҳо, К. Герасимов, И. Крылов, М. Рамзи, Дудник, Лапшин, А. Алехвердов, Т. Қарначаев ва бисёр дигар намояндагони миллату халқиятҳои мамлакатамон зич алоқаманданд.

Дар солномаи муборизаи қаҳрамонона барои саодати имрӯзаи меҳнаткашони Помир номҳои фарзандони машҳури Бадахшон Ш. Шотемур, И. Доутов, С. Абдуллоев, И. Исмоилов, Х. Боқиев, Қ. Элчибеков, Х. Кирмоншоев, А. Зинатшоев, А. Наврӯзбеков К. Қонунов, М. Иҷубов, М. Хоҷаназаров, П. Саидаҳмадов, Ш. Наимов ва дигарҳо, ки барои барпо ва мустаҳкам кардани Ҳокимияти Советӣ, барои ояндаи фирӯз қувваю дониши худро дареғ надоштаанд, абадӣ сабт ёфтаанд.

Ташкил ёфтани вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ ҳамчунин

аҳамияти калони сиёсӣ дошт. Вай дар амал ба мамлакатҳои Шарқи ҳамсоя нишон дод, ки чӣ тавр одамони дар гузашта мазлуму беҳуқуқи Помир дар натиҷаи ба амал баровардани сиёсати миллии ленинӣ соҳиби давлат шуда, бо роҳи тараққиёт ва нашъунамо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти социалию иқтисодӣ ва маданӣ пеш рафтанд.

Шаст сол барои таърих мӯҳлати чандон калон нест. Вале дар ин муддат меҳнаткашони Помир роҳи ба садсолаҳо баробарро тай карданд. Аз бесаводии оммавӣ то қуллаҳои баланди дониш, аз пилтачароғ то станцияҳои электрии пуриқтидор, аз қашшоқию бенавоӣ то кишвари иқтисодиёту маданияташ тараққиёфта. Чунинанд натиҷаи роҳи тайкардаи Бадахшон дар шароити сохти советӣ, ки дурустии таълимоти Ленинро дар бораи имконияти капитализмро аз сар нагузаронида аз феодализм ба социализм гузаштанро дар амал исбот намудааст.

Ҳамаи халқҳои Мамлакати Советҳо дар сохтмони иқтисодиёт, баланд бардоштани дараҷаи маданият ба помириён кӯмак расонданд. Мамлакат беҳтарин кадрҳои коммунистони дар муборизаи революционӣ обутобьёфтаро ба кишвари мо фиристод. Дар байни онҳо русҳою украинҳо, белорусҳою ӯзбекҳо, қирғизҳою арманинҳо ва намояндагони миллатҳои дигар буданд. Онҳо дар байни аҳолӣ кори зиёди сиёсию тарбиявӣ бурда, идеяҳои Ленинро ба омма фаҳмонда медоданд.

Тарзи асримиёнагии истеҳсолот, хоҷагии натуравӣ, бероҳӣ, набудани синфи коргар ва интеллигенция, муқобилати сахти боёни маҳаллӣ ва рӯҳониён ба ҳамаи чизҳои нав — чунин буд мероси гирифтаи меҳнаткашон аз феодализм ва мустамликадорӣ.

Моҳи октябри соли 1929 съезди сеюми фавқулоддаи Умумитоҷикистонии Советҳо доир ба барҳам задани бероҳӣ тадбирҳо муайян кард, чунки тараққиёти минбаъдаи вилоят комилан ба сохтмони роҳ вобаста буд.

Соли 1931 соҳтмони роҳи калони мошингарди Ӯш-Хоруғ оғоз ёфт. Ин роҳ аз панҷ ағба мегузарад ва баландиаш бештар аз чор ҳазор метрро ташкил медиҳад. Вай дар мамлакат баландтарин роҳи автомобилгард ҳисоб меёбад. Соли 1933 ин роҳ шаҳри Хоруғро бо вилояти Ӯши РСС Қирғизистон пайваст.

Соли 1939 сохтмони халқии роҳи калони Душанбе—Хоруғ ба дарозии 567 километр оғоз ёфт. 22 ҳазор нафар колхозчиён, садҳо нафар мутахассисон—ихтиёриён дар шароити душвор ба ҷои панҷ соли план дар зарфи 110 рӯз ин роҳи баландтарини кӯҳистонро сохтанд.

Ин роҳ нафақат барои тараққиёти интенсивии вилояти автономӣ шароит фароҳам овард, балки мактаби интернационализм ҳам гардид.

Соли 1932 байни Душанбе ва Хоруғ роҳи мунтазами ҳавоӣ кушода шуд. Ҳозир киштиҳои ҳавоии «Як-40» ва «Ан-24» дар ин роҳ рафтуо доранд, ба туфайли ин сокинони Помир, ба мисли москвагиҳо, газетаҳои марказиро дар рӯзи нашр шуданашон мехонанд.

То революция дар Бадахшони Кӯҳӣ саноати косибӣ вуҷуд дошта, он асосан асбобу анҷоми рӯзгор тайёр мекард. Чароғи керосинӣ насиби мардуми доро буд. Зимнан дарьёҳои кӯҳҳои Помир дорои иқтидори бузург буданд. Бо мақсади истифода бурдани потенциали электрии обии кишвари кӯҳистон соли 1940 дар дарьёи Ғунд аввалин станцияи электрии иқтидораш 1050 киловатт сохта шуд, ки он номи Ленини бузургро гирифт.

Станцияҳои электрии Бадахшони Кӯҳӣ ҳозир дар як шабонарӯз ба андозае қувваи электр медиҳанд, ки он аз истеҳсоли яксолаи қувваи электри соли 1940 ҳафт маротиба зиёдтар мебошад. Кори аз худ кардану ба хизмати халқ гузоштани иқтидори дарьёҳои Помир давом дорад. Пешбинӣ шудааст, ки вақтҳои наздик силсилаи станцияҳои электрии обӣ сохта хоҳад шуд. Барпо намудани базаи саноатӣ бо суръат давом дорад, сохтмони ГЭС-и «Помир-1» оғоз меёбад, ки вай дар панҷсолаи дувоздаҳум қувваи электр медиҳад. Дар сохтмони азамат-

ҳои электрии Помир ҳоло ҳам бисьёр намояндагони халқҳои мамлакатамон иштирок мекунанд.

Дар вилояти автономӣ базаи калони саноатию бинокорӣ барпо карда шудааст. Ҳоло дар ин ҷо заводҳои маснуоти оҳану бетонӣ, нонпазӣ, фабрикаи либосдӯзӣ, комбинати гӯшту шир, устохонаҳои таъмири автомобильҳо, комбинатҳои хизмати маишӣ ва дигар корхонаҳо амал карда, миллионҳо сӯмина маҳсулот мебароранд. Маҳсули дастони пурҳунари устоҳои цехи сангтарошии Поршнев — лаълу лоҷувард ва дигар хел сангҳои пурқимат, ки кайҳо дилу дидаи одамонро тасхир кардаанд, акнун на танҳо дар республикаамон, балки берун аз ҳудуди он низ шӯҳрат доранд. Онҳо аз сангҳои нодири Помир маҳсулоти хушсифат тайёр мекунанд. Дар деҳаи Даштаки райони Ванҷ бо ёрии мутахассисони Москва имсол заводи истеҳсоли мармари сафед ба кор медарояд. Ҳамин тариқ мармари аълосифати Помир, ки дар синаи кӯҳҳои пурсаховат нуҳуфтааст, зеби қасрҳои маданият, ёдгориҳои таърихии мамлакат хоҳад гардид. Ин ду корхонаи ҷавони вилоят шоҳиди ба вуҷуд омадани соҳаи нави саноати баландкӯҳ мебошад.

Ҳаҷми маҳсулоти саноати вилоят соли 1984 назар ба соли 1937 бештар аз 60 баробар афзуд. Потенциали индустриалӣ дар асоси комьёбиҳои прогресси илму техника, ҷорӣ намудани техника ва технологияи нав, шаклу усулҳои ташкили илмии меҳнат вусъат дода мешавад.

Дар Бадахшони Кӯҳӣ сохтмони асосӣ, ки он пеш аз революция ҳамчун соҳаи хоҷагӣ умуман вуҷуд надошт, ба миқьёси васеъ пеш бурда мешавад. Ҳаҷми маблағгузории асосӣ аз 130 ҳазор сӯми соли 1940 дар соли 1984 то 15 миллион афзуд.

Бо вуҷуди баланд будани дараҷаи тараққиёти кишвар ёрии республикаҳои иттифоқӣ давом дорад. Аз даҳҳо шаҳрҳои мамлакат ба Помир мошину таҷҳизоти ҳозиразамон, техникаи хоҷагии қишлоқ, молҳои таъиноти маишӣ мефиристанд. Дар навбати худ аз маҳсулоти Бадахшон сокинони гӯшаю канорҳои гуногуни мамлакат баҳра мебаранд.

Хоҷагии қишлоқи вилоят дар зарфи 60 сол ба сектори серсоҳаи иқтисодиёт табдил ёфт. Аз соли 1925 то соли 1984 майдони кишт чор баробар, саршумори чорвои калони шохдор — 2,7 баробар, гӯсфанду буз — 2,6 баробар афзуд.

Дар деҳот нафақат шароити зиндагӣ, балки худи одамон ҳам тағьир ёфтанд. Онҳо маънан ба камол расиданд, савияи маълумот ва маданияташон беқиёс баланд шуд.

То Революцияи Октябрь деҳқонони Помир дар бораи техника ба маънои имрӯзааш тасаввуроте ҳам надоштанд. Соли 1940 дар деҳот ҳамагӣ ду автомошин, 189 плуг ва 6 сеялка буду халос. Ҳозир совхозҳои вилоят базаи калони моддию техникӣ, қариб ҳафтсад трактор, бештар аз 800 автомобиль, комбайн ва дигар техника доранд.

Дар ин ҷо ҳам заминҳои лалмӣ ва ҳам заминҳои обиро истифода мебаранд. Дарозии каналҳои ирригационӣ қариб ду ҳазор километрро ташкил медиҳад.

Сохтмони ирригационии кишвари мо аз сохтмони канали Барзуд дар ибтидои Ҳокимияти Советӣ дар Помир оғоз ёфт. Вай бо роҳбарии инженерон Архипов ва Полозов сохта шуд.

Асоси прогресси хоҷагии қишлоқро васеъ ҷорӣ намудани техника, ирригация, электриконӣ ва химиконӣ ташкил медиҳад. Танҳо дар зарфи бист соли охир майдони заминҳои кишт 3 ҳазор гектар афзуд. Ба хоҷагии қишлоқи кишвари кӯҳистон фиристодани нуриҳои минералӣ 32 баробар, бо энергия таъмин намудани хоҷагии қишлоқ се маротиба зиёд шуд.

Меҳнаткашони деҳот дар ҷавоби ғамхории партия ва ҳукумат дар бораи ин соҳаи ҳаётан муҳим фидокорона меҳнат мекунанд. Ҳосили зироатҳои ғалладона назар ба соли 1940-ум аз ҳар гектар 5 центнер, картошка—35 центнер, сабзавот —114 центнер афзуд.

Помир аз қадимулайём кишвари чорводорон аст. Дар водии Дар-

воз гӯсфандони зоти маҳинпашм парварида мешавад, дар шарқи Помир қӯтоспарварӣ ба соҳаи сердаромад табдил ёфтааст. Совхози ба номи 60-солагии СССР-и райони Мурғоб на танҳо гӯшту пашми арзони қӯтос истеҳсол мекунад, балки ба хоҷагиҳои республика ҳар сол то ҳазор сар чорвои зотӣ низ мефиристад. Мутахассисони хоҷагиҳо ба хушзодкунии чорво диққати калон медиҳанд. Солҳои охир чорвои маҳаллиро ба қӯтосҳои зоти муғулӣ селекция карда истодаанд.

Туфайли истифода бурдани комьёбиҳои илм ва таҷрибаи пешқадам хоҷагиҳо ҳар сол планҳои ба давлат фурӯхтани ғалла, мева, картошкаю сабзавот, пилла ва зироатҳои техникиро пурраю барзиёд иҷро мекунанд. Меҳнаткашони вилоят, қарорҳои Пленуми маии (соли 1982) КМ КПСС-ро дар бобати амалӣ гардонидани Программаи озуқавории мамлакат ба ҷо оварда, минбаъд ҳам ба тараққиёти хоҷагии қишлоқ диққати калон медиҳанд. Мутахассисон аниқ кардаанд, ки дар вилоят боз бештар аз 3 ҳазор гектар замини кӯҳдоманро корам кардан мумкин аст. Ин манбаи иловагии гӯшту шир, мева, картошкаю сабзавот хоҳад шуд.

Дар тӯли шаст сол дар вилоят кадрҳои коргар, интеллигенция, деҳқонони колхозӣ ба камол расид, ки сохтмони ҷамъияти нав — ҷамъияти социализми мутараққӣ насиби он гардидааст. Дар вилоят тоҷикон, русҳо, қирғизҳо, ӯзбекҳо ва дигар намояндагони миллату халқҳои мамлакатамон даст ба дасти ҳамдигар дода, дар корхонаҳои саноатӣ, саҳрою ферма ва дигар участкаҳои муҳими хоҷагии халқ софдилона меҳнат мекунанд.

Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ — қӯтоспарвари совхози ба номи 60-солагии СССР райони Мурғоб Б. Муродбеков, кирмакпарвари совхози «Сарҳадчӣ» райони Қалъаихумб Ф. Сӯфихонова, сардори бригадаи комсомолону ҷавонони фабрикаи либосдӯзии рақами 3, шаҳри Хоруғ, аъзои комитети партиявии вилоят Г. Давлатназарова, сардори бригадаи сохтмончиёни колоннаи сайёри механиконидашудаи рақами 148 Б. Меҳрубоншоев, депутати Совети Олии СССР, тамокупарвари совхози ба номи 50-солагии СССР-и райони Ванҷ Г. Азорабекова, чӯпони совхози ба номи Дзержинскии райони Шуғнон М. Афзалхонов, говҷӯши совхози ба номи 50-солагии Октябри райони Рӯшон А. Бодурова, сабзавоткорони совхозҳои ба номи Ленини райони Ишкошим А. Курбоннасейнова, «Шуғнон»-и райони Шуғнон М. Худододова ва дигарон бо меҳнати содиқатмандонаи худ сазовори обрӯю эътибори умум гардидаанд. Маҳз ба шарофати меҳнати буньёдкоронаи онҳо ва садҳо нафар ҳамкасбонашон вилоят барои ба даст овардани комьёбиҳои баланд дар сохтмони ҷамъияти коммунистӣ ба гирифтани орденҳои Ленин ва Дӯстии Халқҳо мушарраф гардид.

Плани ленинии революцияи маданиро ба амал баровардани партия бузургтарин музаффарияти Ҳокимияти Советӣ гардид. Дар шароити Помир тағьир додани ақидаи одамон, ки асрҳои аср дар қайди дину хурофот буданд, кори бағоят душвор буд. Аввал бесаводиро маҳв кардан зарур буд. Фавран баъди барпо карда шудани Ҳокимияти Советӣ сохтмони мактабҳо оғоз ёфт, чойхона — қироатхона ва курсҳои маҳви бесаводӣ кушода шуданд. Қариб ҳама — кӯдакону калонсолон, пирамардону занон савод меомӯхтанд.

Нахустин мактаби советӣ соли 1923 дар Хоруғ кушода шуда буд. Дар назди мактаби мазкур интернат кушода шуд, ки дар он фарзандони батракон, ятимон — ҳамагӣ 50 нафар тарбия меёфтанд.

Соли 1924 аллакай панҷто мактаби советӣ кушода шуд. Онҳо бидуни Мурғоб дар ҳамаи районҳои Помир кушода шуданд. Охон Шофутур, Охон Сулаймон, Абдуалимшо Зинатшоев ва Назарбек Элчибеков аввалин муаллимони мактабҳои номбурда буданд, онҳоро барҳақ муаллимони халқӣ ном мебурданд.

Соли 1926 дар қишлоқҳои Хоруғ ва Поршнев аввалин мактабҳои духтаронаи советӣ кушода шуданд. Ин мактабҳо ба 28 духтарон савод

омӯхта, онҳоро ба кор тайёр намуданд. Ин аҳамияти калони сиёсӣ дошт, дар бобати ба ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ ҷалб намудани занон кӯмак расонид.

Маорифи халқи Бадахшони советӣ махсусан дар солҳои баъдиҷангӣ хеле босуръат тараққӣ ёфт. Алҳол дар вилоят 271 мактаби маълумоти умумӣ мавҷуд буда, дар онҳо 44,4 ҳазор хонанда таълим мегирад. Дар вилоят бештар аз 4 ҳазор муаллим, аз ҷумла 1279 муаллима кор мекунанд, ки аз онҳо бештар аз 80 фоизашон маълумоти олӣ доранд. 58 нафарашон муаллимони хизматнишондодаи республика мебошанд, бештар аз 400 нафарашон бо ордену медальҳои СССР мукофотонида шудаанд.

Меҳнаткашони вилоят бо номи бисьёр педагогҳо, ки дар инкишофи маорифи халқ ва тарбияи насли наврас саҳми калон гузоштаанд, барҳақ фахр мекунанд. Муаллими хизматнишондодаи мактаби РСС Тоҷикистон Д. Шабдолов, В. С. Поляничко, У. Бодуров, М. Мируллоев, Қ. Ғуломшоев, С. Ниёзбеков, А. Отамбеков, М. Носиров, А. Г. Башева аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Ҳокимияти Советӣ барои зоҳир намудани қувваҳои эҷодӣ ва қобилияту истеъдоди меҳнаткашони Помир шароит фароҳам овард. Аз Бадахшони Кӯҳӣ шоирону нависандагон ва мутрибони соҳибистеъдод баромаданд. Шоири халқии Тоҷикистон, Лауреати Мукофоти давлатии СССР М. Миршакар, Лауреати Мукофоти давлатии СССР М. Қаноат, шоирону нависандагони намоён шодравон Т. Пӯлодӣ, Н. Шанбезода, Б. Расо, М. Ҳайдаршо, С. Ҳалимшо, рассом Х. Хушвақтов, ходими хизматнишондодаи санъати РСС Тоҷикистон И. Мулкамонов, Артисти халқии СССР шодравон Ғ. Ғуломҳайдаров, артистони халқӣ ва хизматнишондодаи республика С. Бандишоев, Н. Раҳматова, Б. Қарамхудоев, шодравон А. Хӯҷаев, Б. Худоёрбекова, М. Дилдорова, ҳофизони халқӣ М. Қурбоннасейнов, Ҳ. Ҷорубов, Н. Одинаева ва бисьёр дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Ба туфайли ғамхории бузурги Партияи Коммунистӣ дар Помир тадқиқотҳои илмӣ вусъат ёфта, базаи моддию техникии илм мустаҳкам мешавад. Соли 1969 аз лабораторияи алоҳида Институти илмию тадқиқотии ботаникӣ таъсис карда шуд. Алҳол дар он 120 нафар ходими илмӣ кор мекунад.

Агар 60 сол пеш дар ин кишвари кӯҳистон, аз ҷумлаи сокинони маҳаллӣ, одами босаводро ёфтан душвор бошад, пас ҳоло дар байни фарзандони Бадахшони советӣ на танҳо номзадҳои илму докторон, балки академикҳо низ ҳастанд. Академик, доктори илмҳои таърих Б. Искандаров, аъзо-корреспонденти АФ РСС Тоҷикистон, доктори илмҳои иқтисодӣ Р. Юсуфбеков, доктори илмҳои биологӣ Х Юсуфбеков, докторҳои илмҳои таърих М. Назаршоев, О. Маҷлисов, Р. Масов, доктори илми тиб Ю. Нуралиев, докторҳои илмҳои филологӣ Д. Карамшоев ва Р. Додихудоев ва бисьёр дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

То революция дар Помир ягон духтур набуд, вабову касалиҳо ҷони ҳазорҳо одамонро мерабуд. Аввалин беморхона дар Хоруғ соли 1925 кушода шуд, он вақт дар он ҷо ҳамагӣ ду нафар духтур ва се нафар ҳамшираи шафқат кор мекарданд. Ҳозир вилоят 23 беморхона, 36 амбулатория, поликлиника, 128 пункти фельшерию аккушерӣ дорад, ки дар онҳо 264 нафар духтур ва бештар аз ҳазор нафар коркунони миёнаи тиббӣ хизмат мекунанд. Ҳатто деҳаҳои дурдасттарин пунктҳои тиббӣ ва амбулаторияҳои худро доранд. Касалхонаҳои вилоятию районӣ бо асбобу анҷоми ҳозиразамони тиббӣ, воситаҳои нақлиёт пурра таъминанд. Духтурон дар мавридҳои зарурӣ аз авиацияи санитарӣ истифода мебаранд. Ба воситаи вертолётҳо ҳатто ба водиҳои Бартанг, Булункӯл ва дигар маҳалҳои дурдаст мераванд. Сети муассисаҳои тиббии вилоят сол аз сол васеъ мешавад. Охири соли гузашта касалхонаи дорои сад кат ва поликлиника дар райони Ванҷ кушода шуд. Имсол дар райони Мурғоб ҳамин гуна касалхона дари худро ба рӯи ода-

мон мекушояд. Мо санатория — шифохонаи зебоманзари Гармчашмаи худро дорем.

Аз ҷумлаи сокинони кишвари кӯҳистон бисьёр духтурон баромаданд, ки онҳо дар соҳаи муҳофизати саломатии аҳолӣ пурмаҳсул кор карда истодаанд.

Духтурони хизматнишондодаи республика А. Одинамамадов, С. Гулаёзов, А. Ғуломносиров, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон Қ. Амрихудоева ва бисьёр дигарон аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ эҷодиёти халқӣ дар ин кишвари кӯҳистон ҳақиқатан нашъунамо ёфт.

Ба сокинони вилоят даҳҳо клубу китобхонаҳо, хонаҳои маданият, кинотеатрҳо хизмат мерасонанд. Китоб, ки дар гузаштаи начандон дур танҳо дастраси доираи хурди аъёну ашроф буд, ҳоло ҳамдаму раҳнамои оммаи васеи меҳнаткашон гардидааст. Дар китобхонаҳои вилоят ҳоло бештар аз як миллиону 214 ҳазор нусха китоб маҳфуз аст. Дар клубу хонаҳои маданият, театрҳои халқӣ садҳо нафар истеъдодҳои халқӣ малакаю маҳорати худро такмил медиҳанд. Коллективи театри мусиқию мазҳақавии ба номи Абӯабдулло Рӯдакӣ берун аз ҳудуди вилоят ҳам шӯҳрат дорад. Районы Шуғнон ба қарибӣ барои беҳтар намудани хизмати маданий меҳнаткашон бо Байрақи Сурхи сайёри КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Совети Вазирони республика, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон ва КМ ЛКСМ Тоҷикистон тақдир карда шуд.

Симои маҳаллаҳои аҳолинишин ба таври шинохтанашаванда тағьир ёфтааст. Хоруғ пештар ба як деҳаи назарногир шабоҳат дошта, аз якчанд кулбаи нимвайрона иборат буду халос. Акнун симои ин шаҳри соҳили дарьёи Панҷ ба куллӣ тағьир ёфтааст. Биноҳои серошьёнаи истиқоматӣ, ки дар ду тарафи соҳили дарьё буньёд ёфтаанд, ба ҳусни зебои шаҳр ҳусни тоза зам кардаанд. Хоруғ натанҳо маркази маъмурию маданий вилоят, балки инчунин шаҳри замонавии саноатист. Солҳои охир Хоруғ ба майдони ҳақиқии бинокорӣ табдил ёфтааст. Ҳоло дар ин ҷо биноҳои серошьёнаи истиқоматӣ, бозори шаҳрӣ, автовокзал, мактаб барои 1120 талаба қомат афрохта истодаанд. Роҳи мошингарде, ки аз ин ҷо ба аэропорти Хоруғ мебарад, васеъ ва мумфарш карда мешавад. Заводи оҳану бетонӣ аз нав сохта шуда истодааст.

Водии Аличури районы Мурғобро сайёҳон водии гирдбодҳо меномиданд. Акнун дар ин мавзеи баландкӯҳ манзараи тамоман дигареро мебинед, дар он меҳнати буньёдкорона, осори дасти буньёдкори одами меҳнаткаши советӣ ба назар мерасад. Ҳамагӣ даҳ сол қабл аз ин дар соҳили дарьёи кӯҳии Аличур аввалин биноҳо қомат афрохтанд. Ҳоло он ба посёлкаи ободу зебо, маркази совхози ба номи 60-солагии СССР табдил ёфтааст. Қатор-қатор биноҳои истиқоматӣ, маданию маишӣ симои онро ба куллӣ тағьир додаанд. Дар симои посёлкаи Аличур, қишлоқҳои Поршневи районы Шуғнон, Барӯшони районы Рӯшон, Даштаки районы Ванҷ, Сағирдашти районы Қалъаихумб, Гармчашмаи районы Ишкошим дигаргуниҳои социалистии деҳоти Помирро барьало ҳис мекунем.

Ҳамаи ин комьёбиҳо, бешубҳа, натиҷаи ғамхории доимии Партияи Коммунистӣ ва Ҳукумати Советӣ дар бораи баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии моддию маънавии меҳнаткашон, тараққиёти иқтисодию маданий вилоят мебошад.

Ҳозир коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ қарорҳои Пленумҳои мартӣ, апрелии (соли 1985) КМ КПСС-ро якдилона маъқул дониста, азму иродаи қавӣ доранд, ки плану ӯҳдадориҳои соли хотимавӣ ва умуман панҷсоларо бомуваффақият иҷро намуда, съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистонро бо комьёбиҳои нав ба нави меҳнатӣ истиқбол мегиранд.

# МАСЪУЛИЯТИ ШАХСИИ КАДРҲОРО БАРОИ КОРИ СУПУРДАШУДА БАЛАНД МЕБАРДОРЕМ

*И. ҲАЁЕВ,*
*котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб*

Масъулияти шахсӣ дар роҳбарии партиявӣ сифатест, ки бе он ичрои қарори пурмазмун, плани хубтарин ҳам амри маҳол аст ва ба суханҳои пуч табдил меёбад. Ҳангоми планкашӣ пешомадро муайян, роҳи ичрои онро муқаррар кардан мумкин аст, вале ҳамин ки навбат ба ичрои кор расид, ба ҳар ичрокунанда барои участкаи супурдашуда масъулият зарур аст. Инро, пеш аз ҳама, бояд мо, коммунистон, дар хотир дошта бошем.

Ин фикри нав нест. В. И. Ленин дар асарҳояш масъалаи пайваста баланд бардоштани масъулиятро борҳо қайд кардааст. Хусусан ин фикр дар мусаввадаи аввалаи мақолаи ӯ «Вазифаҳои навбатии Ҳокимияти Советӣ» равшан карда шудааст: «Ҳозир гап маҳз дар сари он аст, ки аз ҳама тараф ба кори амалан сохтани ҳамон биное камар бандем, ки плани онро мо кайҳо тартиб додаем, заминаро барои вай басе боғайрат ба даст меовардем ва басе мустаҳкам ба даст овардаем, материалро барои он бино ба қадри кифоя чамъ кардаем ва онро акнун бо хавозаҳои бинокорӣ иҳота намуда, либоси кор пӯшида, аз чиркин кардани либос бо ҳар гуна материалҳои ёрирасон натарсида, фармоишҳои касони ба кори амалӣ роҳбарикунандаро бекаму кост ба чо оварда, ин биноро сохтан, сохтан ва сохтан лозим аст» (В. И. Ленин, Асарҳо, нашри точикӣ, чилди 27, саҳ. 225).

Мо аз рӯи васиятҳои Ленин амал карда, бинои социализмро сохтем ва ҳоло онро фаъолона такмил дода истодаем. Ҳанӯз вазифаҳо бисёранд, вале, чи тавре ки рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС қайд намуд, «ҳоло масъалаи асосӣ ин аст: мамлакат иқтисодиётро чӣ тавр ва аз ҳисоби чӣ босуръат тараққӣ дода метавонад. Мо дар Бюрои сиёсӣ ин масъаларо муҳокима намуда, якдилона ба хулоса омадем, ки барои ин имкониятҳои реалӣ ҳастанд. Вазифаи тезонидани суръати тараққиёт, баробари ин ҳарчониба тезонидани он комилан ичрошаванда аст, агар интенсификацияи иқтисодиёт ва вусъати прогресси илму техника, аз нав сохтани идоракунӣ ва планкашӣ, сиёсати структурию инвестиционӣ, дар ҳама чо мустаҳкам намудани муташаккилӣ ва интизом, комилан беҳтар намудани услуби фаъолият асоси тамоми кори мо қарор дода шавад... Агар захираҳои ташкилию иқтисодӣ ва социалӣ истифода шаванд, дар навбати аввал, фаъолияти одамон вусъат дода шавад, ҳар кас дар чои кораш ҳалолу пурмаҳсул меҳнат кунад, зуд самара бахшиданаш мумкин аст».

Ташкилоти партиявии вилоят ба вазифаҳои наву мураккаби имрӯза, суръати вусъати минбаъдаи онҳо баҳо дода, нисбат ба кадрҳои худ ҳам аз чиҳати кор ва ҳам аз чиҳати идеявию маънавӣ серталабӣ зоҳир менамояд. Мо талаб мекунем, ки комитетҳои партиявӣ дар маҳалҳо ба

ташкили аниқу саҳеҳи кори роҳбарон муваффақ шаванд, меҳнаткашон ба онҳо бовар кунанд ва фаҳманд, ки ҳар як коркуни роҳбарикунанда вазифаҳои дар наздаш истодаро бо масъулияти тамом ба иҷро мерасонад ва, бешубҳа, ин боиси баландшавии обрӯю эътибори худи ӯ мегардад.

Худи обрӯ чист? Ба фикрам, барои коммунист — роҳбар он аз маҷмӯи сифатҳое иборат аст, ки дар байни онҳо масъулияти шахсӣ ва ғамхории доимӣ дар бораи иҷрои талаботи уставии КПСС аҳамияти калон доранд. Мо боварии комил дорем, ки агар роҳбар ҳаёти худро дар тарозуи Устави КПСС — қонуни асосии партия баркашаду аз рӯи талаботи он амал кунад, дар фаъолияти ӯ камбудӣ хеле кам рӯй медиҳад.

Дар ин хусус мисолҳои зиёде овардан мумкин аст. Аз ҷумла, агар М. Маҳмадалиев дар назди одамон, ҳамқишлоқонаш ва ниҳоят дар тамоми республика коммунисти ҳақиқӣ, роҳбари ғамхор, инсони комил будани худро нишон намедод, оё ба як хоҷагии калону серсоҳа 45 сол роҳбар шуда метавонист? Ба гумон аст, зеро айёми саршавии фаъолияти роҳбарии ӯ ба солҳои мудҳиши ҷангӣ ва ба солҳои барқароркунии хоҷагии халқ рост омадаанд, ки дар тӯли ин солҳо дар мамлакат ду насл ба камол мерасид. Баъзан мегӯянд, ки ба кори М. Маҳмадалиев унвонҳои баланди ӯ: депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон ва Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ буданаш ёрӣ мерасонанд. Охир ин унвонҳо эътирофи хизмати ӯ, сазовори эҳтиром будани ӯст. Вай ба ин унвонҳо дар натиҷаи меҳнати ҳалолу софдилона, ҳалли аниқи масъалаҳои хурду калон дар тӯли даҳсолаҳо соҳиб шудааст. Фақат худи М. Маҳмадалиев — раисӣ колхози ордени лениндори ба номи Ленини районн Восеъ медонад, ки дар роҳи ҳаёти ӯ ҳаргуна васвасаҳои дилфиребона вохӯрдаанд. Баъзе ҳамкасбони ӯ фирефтаи аз будаш зиёд нишон додани кор, қаллобӣ ва дигар рафторҳои ношоям шуда, шарманда шуданд. Аммо М. Маҳмадалиев ба ин роҳ нарафт, виҷдонро нафурӯхт ва ба шаъни номи коммунист иснод наовард.

Дар вилояти мо М. Маҳмадалиев барин роҳбарон кам нестанд. Директори совхози «Сурхоб»-и районн Фархор П. Ким, раиси колхози ба номи Ленини районн Москва И. Шарифов, директори муассисаҳои сетҳои электрикии шаҳри Кӯлоб И. Исмоилов, сардори бригадаи колхози ба номи Карл Маркси районн Фархор, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ И. Каримов аз ҷумлаи онҳо мебошанд.

Ман бо ҳар яки онҳо шахсан шинос ҳастам ва ҳамеша пай мебарам, ки ин қабил мардум то чӣ андоза дар қавлу амали худ устуворанд, ҳисси масъулияти шахсиро ба тобеони худ мепарваранд. Кошки сафи ингуна роҳбарҳо зиёд мешуданд! Афзудани шумораи роҳбарони масъулиятшинос бошад, аз бисьёр ҷиҳат ба мо, ба дараҷаи роҳбарии партиявии мо ба вилоят, шаҳр ва районҳо вобаста аст. Ва мо дар солҳои охир дар ин бобат то андозае ба муваффақиятҳо ноил шудем.

Ҳангоми дар пленуми ҳаштуми комитети партиявии вилоят муҳокима кардани масъалаи сиёсат оид ба кадрҳо дар асоси талаботи ҳозираи КМ КПСС қайд карда шуд, ки кори пеш бурда истодаи ташкилию сиёсии комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия ба баланд шудани дараҷаи роҳбарӣ ба процессҳои иқтисодию социалӣ, мустаҳкам гардидани интизом ва тартибот дар истеҳсолот, сафарбар намудани меҳнаткашон ба иҷрои план ва ӯҳдадориҳои социалистӣ мусоидат мекунад. Масалан, меҳнаткашони вилоят плани чор соли панҷсоларо оид ба ҳаҷм ва фурӯши маҳсулоти саноатӣ пеш аз мӯҳлат иҷро намуданд. Зиёда аз план ба маблағи 41,8 миллион сӯм маҳсулот фурӯхта шуд, суръати афзоиши ҳаҷми истеҳсол 120 фоиз, плани баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат барзиёд иҷро гардид.

Оид ба сохтмони асосӣ корҳои зиёде ба ҷо оварда шуданд. Суръати ба кор андохтани фондҳои асосӣ ва ҳаҷми маблағгузорӣ дар ин соҳа мунтазам меафзоянд. Навбати дуюми фабрикаи дӯзандагӣ, заводи сангрезакунию ба хелҳо ҷудокунанда, яке аз цехҳои заводи таҷрибавии

таҷҳизоти технологии Кӯлоб, комплекси хукпарварии Фархор, биноҳо барои бурдоқипарварӣ ва фермаҳои чорводорӣ дар районҳои Ленинград, Москва, Восеъ ба кор дароварда шуданд. Инкишофи минбаъдаи комплекси агросаноатии «Ховалинг» дар мадди назари мост.

Дар вилоят кори аз худ кардани заминҳои нав босуръат давом дорад. Дар айни замон вазифаи асосии мо барои бомуваффақият анҷом додани сохтмони туннели ирригационии Данғара ва ба даштҳои ташналаби он баровардани об ғамхорӣ намудан аст. Иҷрои ин кори ҳаҷман калон имконият медиҳад, ки майдони обьёрӣ қариб ду баробар зиёд гардад. Мо дар ин заминҳо 24 совхоз ташкил карданием. Дар натиҷа истеҳсоли маҳсулоти умумӣ ба зиёда аз 160 миллион сӯм мерасад. Ҳар сол қариб 65 ҳазор тонна пахта, 359 ҳазор тонна ангур, 77 ҳазор тонна мева гирифтан мумкин аст.

Комитети партиявии вилоят ба рафти сохтмони туннель ва барои обьёрӣ тайёр намудани замин диққати калон медиҳад. Масалан, дар ин ҷо дар зарфи чор соли панҷсола фақат барои кори сохтмону монтаж қариб се миллион сӯм сарф карда шуд.

Дар чунин сохтмонҳо одатан коллективҳои аҳлу тифоқ ба камол мерасанд, ки ҳар яке кори худро нағз медонад, ин коллективҳо таҷриба, ташаббус ва баландшавии масъулияти шахсиро ҳамаҷониба дастгирӣ мекунанд. Ба ин гуна коллективҳо бинокорони ПМК-11 тресги «Кӯлобводстрой» мисол шуда метавонад. Дар натиҷаи роҳбарии дурусти маъмурият (сардораш Ш. Гулов) ва ташкилоти партиявӣ (котибаш М. Амонов) бинокорон плани кори пудратии соли 1984-ро 103,9 фоиз иҷро намуданд. Ҳамаи 7 бригадаи бинокорӣ ва 5 бригадаи механизаторӣ аз ӯҳдаи иҷрои план ва ӯҳдадориҳои социалистии худ сарбаландона баромада, зиёда аз план ба маблағи нимmиллион сӯм корҳои сохтмону монтажро иҷро карданд.

Ташкилоти партиявии вилоят ичнунин муваффақ шуд, ки коллективҳои соҳаҳои нақлиёт ва алоқа низ планҳояшонро иҷро намоянд, кори савдо, хӯроки умумӣ ва хизмати маишӣ беҳтар гардад.

Минбаъд ҳам тараққӣ додани истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ дар маркази диққати ташкилоти партиявии вилоят меистад. Меҳнатдӯстони қишлоқ тадбирҳои оид ба махсусгардонӣ ва концентрацияи истеҳсолотро ба амал бароварда, ба зиёд намудани истеҳсол ва ба давлат фурӯхтани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ муваффақ гардиданд. Истеҳсоли маҳсулоти умумӣ аз ибтидои панҷсола назар ба ҳамин давраи панҷсолаи гузашта 13 фоиз афзуд. Ба давлат зиёда аз план 25,5 ҳазор тонна пахта, 15,7 ҳазор тонна сабзавот, қариб 2 ҳазор тонна картошка, 726 тонна шир фурӯхта шуд. Супоришҳои ба давлат фурӯхтани тухм, пашм, пилла барзиёд иҷро гардид.

Коммунистони вилоят ба танқиди дар пленуми XXI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар ҳаққи мо кардаи Р. Набиев диққати махсус доданд. Дар ин хусус дар пленуми нӯҳуми комитети вилоятии партия, пленумҳои комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия, дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ гуфтугӯи ҷиддӣ ба амал омад. Ҳамаи фикру мулоҳизаҳои коммунистон ҷамъбаст, ба плани чорабиниҳои оид ба бартараф намудани камбудиҳо дохил карда шуданд. Ҳоло ҳар як коммунисти вилоят барои иҷрои плани мазкур масъул мебошад. Ба фикрам, ҳамаи ин ба фаъолияти меҳнатӣ, масъулияти шахсии меҳнаткашони хоҷагии қишлоқ таъсири мусбат мерасонад.

Вале ҳанӯз наметавонем бо боварӣ арз намоем, ки ҳама масъалаҳои баланд бардоштани масъулияти кадрҳоро барои кори супурдашуда ҳал кардаем. Дар ин хусус проблемаҳо ҳанӯз бисьёранд. Онҳо, албатта, натиҷаи камбудиҳои содиркардаи органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ дар кори тарбиявӣ мебошанд. Фаҳмост, ки масъулияти шахсии одам модарзодӣ нест, чунин хислат маҳсули тарбия аст. Агар ин ё он роҳбар рафтори ношоиста содир намояд, пас аз тобеони он интизомнокиро интизор шудан нашояд. Ягон нафар тобеонаш, албатта, мегӯяд:

барои чӣ ба роҳбар бемасъулиятӣ кардан равосту ба ман барин тобеонаш мумкин нест? Дар чунин коллектив тобеон бештар ба роҳбарони худ пайравӣ мекунанд. Ниҳоят ин ҳам ба кор, ҳам ба одамон таъсир мерасонад.

Барои он ки ин хел ҳодисаҳо рӯй надиҳанд, комитети вилоятии партия якҷоя бо комитетҳои шаҳрию районии партия ба камбудиҳое, ки дар фаъолияти ин ё он роҳбар ҷой доранд, баҳои принципиалӣ медиҳанд.

Барои ин чунин фактро мисол меоварам: як вақтҳо мо дар тараққиёти соҳаи чорводорӣ ба норасоиҳои ҷиддӣ роҳ додем. Моҳи феврали соли ҷорӣ дар бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки масъалаи мазкурро муҳокима кард, дар ин бобат моро сахт танқид карданд.

Мо аз ин танқиди ҳаққонӣ хулоса бароварда, вазъияти чорвопарвариро дар вилоят бодиққат таҳлил намудем. Ин масъаларо дар маҷлиси васеи бюрои комитети партиявии вилоят муҳокима карда, тадбирҳои ҷиддӣ андешидем. Директорони совхозҳои «Совет-2»-и райони Совет ва ба номи Жданови райони Москва У. Дониёров ва И. Ниёзов, котиби комитети партиявии совхози «Совет-2»-и райони Совет Т. Хушбеков аз вазифаашон озод карда шуданд, ба баъзе роҳбарони дигар ҷазои партиявӣ дода шуд.

Мо чунин мешуморем, ки роҳбарони алоҳидаи баъзе ташкилотҳои вилоятӣ ба кори супурдашуда ба таври лозимӣ масъулият ҳис намекунанд. Сардорони управленияи алоқа, хоҷагии истиқоматию коммуналии комитети иҷроияи вилоят. А. Авезов ва Д. Давлатов аз қабили чунин роҳбаронанд. Меҳнаткашон аз кори ташкилотҳои мазкур розӣ нестанд, аз хизматрасонии бади онҳо ба ташкилотҳои болоӣ мактубу шикоятҳои бисьёре меоянд. Роҳбарони ин ташкилотҳо борҳо ваъда доданд, ки дар кори худ тартибот ҷорӣ менамоянд, вале ҳанӯз аз ваъдабозӣ ба кори амалӣ нагузаштаанд. Аз афташ, ба мо ҳам лозим меояд, ки дар ин бобат хулосаи зарурӣ барорем.

Комитети партиявии вилоят сабаби рӯй додани ҳаргуна камбудиҳоро, пеш аз ҳама, дар он мебинад, ки комитетҳои районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба масъалаи хоста гирифтан, ҷо ба ҷогузоштан ва тарбияи кадрҳо эътибори лозимӣ намедиҳанд. Онҳо камолоти сиёсии одамони ба вазифаҳои роҳбарикунанда тавсияшавандаро чуқур намеомӯзанд, сари роҳи ваъдадиҳию хотирҷамъкунонии хушку холии онҳоро намегиранд.

Масалан, ин эрод ба комитети партиявии райони Ховалинг пурра тааллуқ дорад, ки дар ин ҷо баъзан ба вазифаҳои роҳбарикунанда одамони тасодуфӣ ва бемасъулиятро тавсия менамоянд. Агар ҳамин тавр намебуд, Н. Рябоваро, ки ҳангоми дар кони санги «Дарвоз» кассир шуда кор карданаш бадном шуда буд, ҳеҷ гоҳ ба вазифаи мудири шӯъбаи умумии комитети иҷроияи район тавсия намекарданд.

Мо бо кадом роҳ ба баланд бардоштани масъулияти шахсии кадрҳо ба кори супурдашуда муваффақ шуданӣ ҳастем? Роҳҳои зиёде мавҷуданд ва яке аз асосиаш баланд бардоштани масъулияти шахсии худи коркунони комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мебошад. Партия боварӣ карда, ба онҳо супориш дода аст, ки барои ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намудани кадрҳо захира тайёр кунанд. Онҳо дар навбати худ бояд одамони маълумотнок, қобилиятноку боистеъдодро ҷустуҷӯ намоянд, дар бораи ҳар яки онҳо чун роҳбари оянда, сарвари коллективи истеҳсолоти ҳозиразамон ҳама чизро донанд. Дар воқеъ, ҳоло дар вилоят барои пурра кардани захираи кадрҳои роҳбарикунанда имкониятҳо ҳастанд. Масалан, дар вилоят ҳазорҳо мутахассисони маълумоти олидор ва соҳиби маълумоти миёнаи махсус кор мекунанд, ки аз онҳо 5 ҳазор нафарашон коммунист мебошанд.

Агар ин ё он коммунисти роҳбар худро бадном намояд, онро ҳеҷ

гоҳ ба васоят гирифта, дар вазифааш нигоҳ доштан лозим нест. Ин фоидае надорад. Мо дар ин бобат дар шахси А. Қабиров, ки директори омӯзишгоҳи касби техникии № 38 буду корро хароб намуд, боварӣ ҳосил кардем. То он даме, ки комиссияи партиявии назди комитети партиявии шаҳри Кӯлоб ба «фаъолияти» директор машғул нашуд, бо он вақти зиёде муросо карданд. Ҳамаи ҳуҷҷатҳои тафтиш барои муҳокима ба ташкилоти ибтидоии партиявӣ супурда шуд. Ташкилоти партиявӣ бошад, тавбаю пушаймонии «ҳаққонӣ»-и директорро ба назар гирифта, ӯро фақат сахт огоҳ намуд. Аммо ӯ аз ин ҳеҷ гуна хулоса набаровард. Он гоҳ комитети шаҳрии партия қарори ташкилоти ибтидоии партиявиро аз ҳад зиёд либералӣ ҳисобида, моҳи августи соли гузашта ба ӯ выговори сахт бо қайд кардан ба карточкаи баҳисобгирӣ эълон намуд. Вале ба вазифааш мононд. Агар ҷазодида виҷдони партиявӣ медошт, муносибати худро ба кор ҳатман дигар мекард. Аммо А. Қабиров корашро мисли пештара давом дод. Пас аз гузаштани якчанд моҳ январи соли 1985, баъди тафтиши такрории комиссияи партиявӣ ӯ аз аъзогии партия холӣ ва аз кор озод карда шуд. Ана, оқибати кор ба чӣ анҷомид! Охир ягон кас, ягон вақт ӯро ба ин вазифа тавсияю тарафдорӣ кардагист. Тавсия кардаасту вале аз паи ӯ нашудааст, ки оё вай аз ӯҳдаи ин кор мебарояд, фикру мулоҳизаҳои коркунон, коммунистонро чи хел ба инобат мегирад, ҳаёти худро бо қоидаи бебаҳои Устави КПСС чи хел муқоиса мекунад.

Ҳоло дар ин вазифа одами озмудашуда Р. Олимов, ки пеш аз ин дар комитети партиявии шаҳр кор мекард, таъин шудааст. Барои аз кори ҳозираи ӯ хулосаи даркорӣ баровардан нимсол ҳанӯз мӯҳлати кам аст, аммо кор дар омӯзишгоҳ тамоман ранги дигарро гирифтааст, одамон ба директори худ боварӣ доранд, бо ӯ маслиҳат мекунанд, дар навбати худ вай ҳам фикру мулоҳизаҳои онҳоро ба инобат мегирад. Ба фикрам, агар комитети шаҳрии партия, ташкилоти ибтидоии партиявии омӯзишгоҳ минбаъд ҳам ба директори нав ёриашонро дареғ надоранд, онҳо дорои роҳбари хуби доимӣ шуда мемонанд.

Мехостам боз дар бораи як роҳи баланд бардоштани масъулияти шахсии кадрҳо барои кори супурдашуда фикри худро гӯям. Ин роҳ аз ҳисоби сарчашмаи бепоён — оммаи меҳнаткашон барпо намудани потенциали бештар боэътимоди кадрҳо мебошад. Ман ба кори роҳбарикунанда пешбарӣ кардани коргарон ва колхозчиёни аз ҷиҳати сиёсӣ пухтаро дар назар дорам. Бояд гуфт, ки ташкилоти партиявии вилоят ба ин кор доимӣ машғул мешуд, аммо, чун ҳозира, чандон мақсаднок набуд. Масалан, дар вақти ҳозира вазни қиёсии коргарон ва колхозчиён дар ҳайати комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия ва дигар органҳои интихобӣ бештар аз 40 фоизро ташкил мекунад. Зимнан, бисьёр коркунони комитетҳои шаҳрию районии партия, роҳбарони ташкилотҳои вилоятӣ, колхозу совхозҳо пеш коргару колхозчӣ буданд. Ҳамаи онҳо истеҳсолотро нағз медонанд, дар бораи он аз рӯи шунид не, балки чун устодони кори худ фикру мулоҳиза меронанд, ба мушкилиҳо тоб меоваранд. Муҳимаш он аст, ки суханони ин хел одамон хушку холӣ набуда, ба ваъдаашон вафо мекунанд.

Вале мо инчунин ба он боварӣ дорем, ки барои ба кори роҳбарикунанда тайёр намудани коргарон ва колхозчиён ба мусоҳилакорӣ роҳ додан мумкин нест. Ин процесс дар фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ бояд амалиёти масъулиятнок ба шумор равад. Ташкилотҳои партиявӣ бояд рафиқони боистеъдоди озмудашударо ҷустуҷӯ карда ёбанд, онҳоро ба ҳаёти ҷамъиятӣ фаъолона ҷалб намоянд, дар бораи таҳсили онҳо ғамхорӣ карда, ба органҳои интихобӣ тавсия кунанд.

Амалия нишон дод, ки ба ғайр аз афзалиятҳои дар боло ишорарафта, иштироки коргарон ва колхозчиён ба фаъолияти рӯзафзуни органҳои роҳбарикунанда ба мустаҳкам шудани алоқаи партия бо омма, баланд бардоштани дараҷаи тамоми кори партиявӣ мусоидат мекунад. Дар айни замон коргарон ва колхозчиён дар ин ҷо аз ҷиҳати идеявию

сиёсӣ обутоб меёбанд, қобилияти ташкилотчигии худро нишон медиҳанд, дар ҳалли дурусти проблемаҳои хоҷагӣ, ҷамъиятӣ ва ҳаёти дохилипартиявӣ малака ҳосил менамоянд.

Мо дар асоси нишондоди партия роҳи ба вазифаҳои роҳбарикунанда бештар ҷасурона пешбарӣ намудани занҳо ва ҷавононро пеш гирифтем. Шумораи занҳои ба вазифаи котибии комитетҳои шаҳрию районии партия интихобшуда назар ба соли 1982 ду баробар афзуд. 33,6 фоизи котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ занҳо мебошанд. Дар байни коркунони роҳбарикунандаи органҳои советӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомолӣ ҳам шумораи занҳо зиёд шуд. Албатта, ин дуруст аст, зеро ҳар сол программаи социалию иқтисодӣ ва маданӣ торафт васеъ мегардад.

Дар бораи баланд бардоштани масъулияти кадрҳо барои кори супурдашуда сухан ронда, он дигаргуниҳои ҷиддиеро, ки дуруст ба роҳ мондани кори органҳои дахлдорро талаб мекунад, фаромӯш кардан мумкин нест. Мо органҳои назорати ҳуқуқмудофиакунӣ ва назораткунандаро дар назар дорем. Комитети партиявии вилоят, комитетҳои шаҳрию районии партия чунин мешуморанд, ки онҳо оид ба таъмини муҳофизати моликияти социалистӣ, мубориза ба муқобили ҳаннотону порахӯрон, фиребгарию каллобӣ бояду шояд кор намебаранд.

Масалан. дар бораи баланд бардоштани масъулияти шахсии ин ё он роҳбаре, ки назорат ба кори ӯ танҳо аз қайди камбудиҳо иборат аст, чи хел сухан рондан мумкин аст. Бадии кор боз дар он аст, ки қисме аз ревизияҳо ва тафтишҳо ҳаргуна камомад ва дуздию ғораткуниро сари вақт ошкор намекунанд. Агар муфаттиш бепринципӣ ё бемасъулиятӣ зоҳир намояд, пас роҳбари бевиҷдон ҷинояташро давом додан мегирад. Ҳамин буд, ки дар базаи вилоятии Госкомсельхозтехника дар зарфи солҳои 1981—1984 сарвати моддиро бо маблағи зиёд дуздидаанд. Ин базаро дар ин солҳо борҳо тафтиш карда буданд. Онро муфаттишони идораю муассисаҳо—мутахассисони кори худ тафтиш намудаанд. Аз афташ, онҳо ба кори супурдашуда хунукназарона муносибат кардаанд. Ин ҳодиса бояд ташкилоти ибтидоии партиявии базаро ба ташвиш оварад.

Ба ташкилотҳои партиявӣ дар кори тарбия намудани ҳисси масъулияти шахсӣ бояд органҳои прокуратура, корҳои дохилӣ, адлия ва суд ёрии амалӣ расонанд. Қонунҳои мо барои ҳама як хеланд ва онҳоро ҳурмат кардан — ин маънои пешгирӣ намудани ҳуқуқвайронкуниро дорад. Аммо, росташро гӯем, дар ин органҳо на фақат дар бораи баланд бардоштани масъулияти шахсии кадрҳо барои участкаҳои кори ба онҳо боваркардашуда ғамхорӣ намекунанд, балки ба ҳаргуна суиистеъмолкунии вазифа роҳ медиҳанд.

Аз баски халқи мо ба одами аз номи ҳокимияти давлатӣ амалкунанда, либоси милиционерӣ, прокурорӣ, ё судидошта бовар мекунад, чунин рафтор хусусан зарарнок аст. Ҳоло ки партия барои тезтар ҷорӣ намудани тартибот ва интизом қатъӣ қарор дод, ба мо, коммунистон, лозим аст, ки барои бо одамони сазовор, бовиҷдон, кордон ва ташаббускор мустаҳкам кардани органҳои тартиботи ҳуқуқӣ тамоми чораҳоро бинем.

Дар замони мо бадмастию майзадагӣ зарари зиёди социалӣ дорад. Ҳама медонад, ки он ба оила мусибат, ба ҷамъияту давлат зарари калон меоварад. Аз ин рӯ, дар вилояти мо ҳам тадбирҳои дар ин бобат андешидаи партия ва ҳукуматро бо рӯҳбаландии калон қабул намуданд.

Мо дар асоси қарори КМ КПСС «Дар бораи чораҳои барҳам додани бадмастию майзадагӣ» талаботро ба коммунистон, роҳбарони коллективҳо якчанд бор афзун мекунем. Дар корхона, муассиса ва ташкилотҳо ба рафти кори барҳам додани ин зуҳуроти зарарнок назорат кардан ба зиммаи онҳо гузошта шудааст. Ба ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол, муассисаҳои тиббӣ, органҳои муҳофи-

зати тартибот дастури аниқ дода шудааст, ки барои аз ҳаёти мо пурра решакан кардани бадмастию майзадагӣ тамоми чораҳоро бинанд.

Масъулияти шахсӣ мафҳуми конкретӣ бошад ҳам, вале талабот ба вай рӯз аз рӯз меафзояд. Хусусан дар ин рӯзҳо, дар арафаи съезди XXVII партия, ки таҳрири нави Программаи КПСС-ро қабул, роҳи стратегии партияи моро муайян мекунад.

Мо ба ин форуми коммунистон чи хел тайёрӣ дида истодаем? Корхонаҳои саноатӣ ва нақлиёти вилоят планҳои моҳҳои гузаштаи худро барзиёд иҷро карданд, кори сохтмон ва соҳаи хизматрасонӣ хеле беҳтар гардид, дар саҳро ва фермаҳо кор ҷӯш мезанад. Коммунистони вилоят тайёриро ба маҷлисҳои ҳисоботию интихоботӣ кайҳо сар карданд. Онҳо дар ин бобат нишондодҳои М. С. Горбачёвро, ки дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС баён кардааст, ба роҳбарӣ мегиранд. Меҳнати эҷодӣ, ягонагии қавлу амал, ташаббус ва масъулият, серталаб будан нисбат ба худ ва рафиқон бояд ба мавзӯи маҷлисҳои мо дар арафаи съезд, мавзӯи тамоми тайёрӣ ба съезди XXVII партия табдил дода шаванд. Дар ин кор бояд коммунистон ибрат нишон диҳанд. Барои муносибат ба вазифаи ҷамъиятӣ, иҷрои қарорҳои партия, барои симои поку тозаи аъзои партия нисбат ба коммунист хеле серталаб шудан лозим аст. Ба коммунист аз рӯи рафтору кораш баҳо дода мешавад. Меъёри дигар нест ва шуда ҳам наметавонад.

# КОЛЛЕКТИВ АҲЛ — КОР САҲЛ

*Т. ДОДОБОЕВ,*
*котиби якуми комитети партиявии районн Колхозобод*

Миллионҳо одамони советӣ коллективҳои меҳнатиро «хонаи дуюм»-и худ мешуморанд. Дар ҳақиқат онҳо дар ҳаёти одамон, муборизаи онҳо барои баланд бардоштани фаъолии ҷамъиятӣ роли муҳим мебозанд. Дар коллектив сифатҳои нави социалистии меҳнаткашон, муносибати дӯстӣ ва кӯмаки рафиқона ташаккул меёбанд. Маҳз дар ин ҷо тақдири плану ӯҳдадориҳо ҳал карда, мубориза барои иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС сурат мегиранд.

Дар қонун «Дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо» гуфта шудааст, ки коллективҳои меҳнатӣ дар тарбияи идеявию сиёсӣ, меҳнатӣ, ахлоқӣ ва қонунфаҳмии аъзоён, маълумоти иқтисодӣ гирифтани онҳо тадбирҳо меандешанд, муҳити солими ахлоқию психологӣ ба вуҷуд меоранд ва меҳнаткашонро дар рӯҳи ифтихор доштан аз мансубияти худ ба коллективашон тарбият мекунанд.

Ин суханҳо ба коллективҳои меҳнатии районн мо низ пурра тааллуқ доранд, ки дар ин ҷо муносибати коллективона барои ҳар меҳнаткаш меъёри зиндагӣ гаштааст, вай ҳамеша дар бораи коллективи худ фикр мекунад, ки бештари умраш дар онҷо мегузарад.

Маҳз дӯстию муттаҳидӣ, мувофиқати манфиати шахсию ҷамъиятӣ буд, ки меҳнаткашони район ба комьёбиҳои меҳнатӣ ноил гардиданд. Масалан, коллективҳои корхонаҳои саноатӣ планҳои чор соли панҷсоларо иҷро намуда, ҳоло барои таъмини плану ӯҳдадориҳои соли охирини панҷсола кор карда истодаанд. Заводи пахтатозакунии Колхозобод бошад, плани нимсолаи соли ҷориро дар чор моҳ иҷро намуд.

Районн мо асосан ба истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қшлоқ машғул аст. Барои ҳамин ҳам комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ коллективҳои меҳнатиро ба иҷрои қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС ва алалхусус Программаи озуқаворӣ сафарбар менамоянд. Роҳнамои асосӣ дар ин самт вазифаҳое мебошанд, ки пленуми XXI КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон моро ба иҷрои он сафарбар менамояд. Дар он, аз ҷумла, гуфта шудааст, ки «афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ аз суръати афзоиши аҳолӣ хеле ақиб мемонад». Ин дар назди коллективҳои меҳнатӣ вазифа мегузорад, ки инкишофи босуръати хоҷагии қишлоқ, аз ҷумла, соҳаҳои озуқаворӣ, баланд бардоштани маҳсулнокии онро таъмин намоянд, онро ба роҳи интенсивӣ гузаронанд, базаи моддию техникиро васеъ кунанд, иқтисодиёти колхозу совхозҳоро бо роҳи ҳавасмандгардонии моддии одамон ба натиҷаи ниҳоии меҳнаташон мустаҳкам намоянд.

Бисьёр корҳои дар боло зиркшуда ба ҷо оварда шуданд. Зеро ташкилоти партиявии район, коллективҳои меҳнатӣ барои буньёд намудани базаи мустаҳкамн моддию техникӣ пайваста машғуланд. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум ҳосили миёнаи солонаи пахта аз ҳар гектар

34,2 центнер, дони чуворимакка 85,1, бедаи юнучқа 127,2 центнерро ташкил доданд. Ҳаҷми умумии истеҳсоли солонаи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар ин солҳо ба 46.877 ҳазор сӯм расид.

Истеҳсоли солонаи ғалла назар ба панҷсолаи даҳум 40,5 фоиз, сабзавот — 70, ангур — 3,7, гӯшт — 5,6, шир — 30, тухм — 12,6 фоиз афзуд.

Боигарии асосии райони мо пахта аст, вай ифтихори мост. Комитети райони партия ва органҳои хоҷагии район барои тараққиёти ин соҳаи муҳим тамоми чораҳои заруриро мебинанд. Миқдори он дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум аз 27 ҳазор тоннаи соли 1965 соли 1984 ба бештар аз 47 ҳазор тонна расид. Истеҳсоли пахтаи маҳиннах 1,3 баробар, дар колхозҳои ба номи К. Маркс ва М. Горький 1,5 баробар афзуд. Дар чор соли охир пахтакорони район ба давлат аз миқдори муайяншуда 2159 тонна зиёд пахта супориданд. Ин ғалабаи меҳнатӣ натиҷаи меҳнати фидокоронаи коллективҳои меҳнатӣ, омӯхтан ва ҷорӣ намудани таҷрибаи устодони ҳосили баланди пахта, кори зиёди ташкилотчигии комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомолии район мебошад.

Муваффақиятҳоямонро таҳлил намуда, ба хулосае омадем, ки коллективи аҳлу тифоқ аз ӯҳдаи бисьёр корҳо баромада метавонад. Хусусан агар роҳбари он коммунисти асил, хоҷагидори кордон бошад. Раиси колхози ба номи К. Маркс, аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ С. Ҷумъаев аз ҷумлаи чунин роҳбарон аст. Ӯ тамоми ҳаёти худро ба парвариши «тиллои сафед» бахшидааст. Мавсиме нест, ки колхози мазкур ҳосили баланди пахта ба даст наоварда бошад. Ҷустуҷӯҳои эҷодӣ, ҷалб намудани олимони республика дар кашфи роҳҳои пешрафти иқтисодиёт хислатҳои хоси ин раис мебошад. Масалан, дар колхоз, бори аввал дар республика, бо таклифи С. Ҷумъаев усули интегрировидашудаи муҳофизати ниҳолҳои пахта аз ҳашароти зараррасон истифода шудааст. Барои ин кор соли гузашта раиси колхоз ва як гурӯҳ олимон ба гирифтани мукофоти ба номи Абуали ибни Сино сазовор гардиданд.

Ба коллектив бо чунин раис кор кардан осон аст. Барои ҳамин ҳам дар колхоз интизоми меҳнат ва маданияти кор дуруст ба роҳ монда шудааст. Ин колхози Ордени Революцияи Октябрьдор ба мактаби таҷрибавии хоҷагидории на танҳо вилояти Қӯрғонтеппа, балки тамоми республика табдил ёфтаст. Бояд илова намуд, ки соли 1984 ин хоҷагӣ ба маблағи бештар аз 10 миллион сӯм маҳсулот фурӯхт.

Дар бораи раиси колхози ба номи Ленин, пахтакори пуртаҷриба, коммунист Абдулвадуд Дӯстов бисьёр суханҳои нек гуфтан мумкин аст. Колхози мазкур дар водии Вахш яке аз аввалин колхозҳо буда, ҳанӯз солҳои сиюм ташкил шуда буд. То ин дам дар ин хоҷагӣ анъанаи революционии корҳоро мунтазам ва дар сари вақт анҷом додан давом дорад. Соли 1984 колхоз ӯҳдадории социалистиашро бомуваффақият иҷро намуда, ба давлат 8100 тонна пахта, 194 тонна гӯшт, 1431 тонна шир, 221 тонна ғалла, 366 ҳазор дона тухм супорид.

Ба ғайр аз ин коллективи ин хоҷагӣ на танҳо маҳсулоти зиёд истеҳсол кард, балки сифати онро низ хеле беҳтар намуд, ки ин боиси афзун гаштани даромаднокӣ, зиёд шудани ҳавасмандии моддии колхозчиён гардид.

Маълум аст, ки мусобиқаи социалистӣ ва ҳаракат барои муносибати коммунистӣ ба меҳнат ба вусъат ёфтани ташаббуси коллективҳои меҳнатӣ дар мубориза барои натиҷаҳои баланди истеҳсолӣ дар хоҷагии қишлоқ ва саноат роли муҳим мебозанд. Иштироки одамон дар мусобиқаи социалистӣ ба он мусоидат мекунад, ки онҳо ба кори супурдашуда аз нуқтаи назари манфиати ҷамъиятӣ муносибат намоянд. Баҳсмабаҳси меҳнатӣ колективҳоро бештар муттаҳид месозад, дар онҳо шаклҳои фоидаовари мубориза барои истифодаи оқилонаи захираҳо— ҳисоботи шахсии сарфа, планҳои эҷодии шахсӣ ва бригадавӣ, шартно-

маи ҳамкории инженерон ва коргаронро ба вуҷуд меоварад. Масалан, мусобиқаи социалистӣ дар заводи пахтатозакунӣ боиси мустаҳкам шудани интизоми меҳнат, аз байн рафтани ҷойивазкунии кадрҳо гардид. Дар навбати худ агар коллектив устувору мустаҳкам бошад, вай самаранок кор мекунад, ба сифати кор, кам кардани партов, истифодаи беҳтари ашьёи хом, сӯзишворӣ ва қувваи электр бештар диққат медиҳад. Ҳоло захираи асосии корхона такмили технология ва сарфакорӣ дар ҳар ҷои кор мебошад. Ин сарфа маблағи зиёдро ташкил медиҳад ва тӯҳфаи коргарони завод ба съезди XXVII КПСС хоҳад буд.

Дар айни замон мусобиқаи социалистии меҳнаткашони деҳот ва коллективҳои онҳо барои иҷрои ӯҳдадориҳои социалистии истеҳсол ва фурӯши пахтаи соли 1985 равона карад шудааст. Бригадаҳои пахтакории У. Ҳоҷиев (аз колхози ба номи М. Горький), А. Дӯстов (аз колхози ба номи Ленин), А. Тангиров, Д. Ҳазратқулов (аз колхози ба номи К. Маркс) бо ташаббус баромад карда, ваъда доданд, ки ба истиқболи съезд аз ҳар гектар майдон 45—50 центнер пахта ҷамъ меоваранд. Ин ташаббусро бисьёр коллективҳои меҳнатии район дастгирӣ карданд, ҳоло онҳо таҳти шиорҳои «Бе ақибмондагон кор мекунем», «Панҷсолаи ёздаҳумро бо меҳнати зарбдор, дониш ва ташаббус ҷамъбаст менамоем» кор мекунанд.

Қомитети районии партия ва комитети иҷроияи район ташаббуси эҷодии коллективҳои меҳнатиро маъқул донист ва ба онҳо барои амалӣ гардидани он кӯмак мерасонанд. Ҳоло ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ супурда шудааст, ки таълими сардорони бригадаҳоро ба услуби программавии парвариши пахта дуруст ба роҳ монанд, то ки аз ҳар гектар майдон ҳосили баланд ба даст оварда шавад. Яке аз шартҳои ин услуб киштгардон аст. Барои ҳамин ҳам ташкилотҳои партиявии колхозу совхозҳо диққати пахтакорон ва умуман деҳқононро ба васеъ ҷорӣ намудани киштгардон ҷалб мекунанд. Ҳоло дар хоҷагиҳои пешқадами район — колхозҳои «Қизил Октябрь» ва «Горький» киштгардон 65 фоизро ташкил медиҳад. Дар хоҷагии қишлоқ муваффақият бештар ба роҳбарони звенои миёна вобаста аст. Онҳо бояд иқтисодиётро хуб фаҳманд, дар коллектив обрӯ дошта бошанд ва дар иҷрои вазифаҳои муҳим ибрати шахсӣ нишон диҳанд. Ҳалли аксари масъалаҳо ба дониш, таҷриба ва масъулияти бригадирон вобаста аст. Агар бригадир вазифаашро хуб нафаҳмад, аз рӯи виҷдон кор накунад, натиҷаҳои баланд ба даст овардан амри маҳол аст. Агар бригадир суханашро қадр кунад, ба коллектив такья намояд, албатта ба муваффақият ноил мегардад.

Барои мисол бригадаи пахтакории колхози ба номи К. Марксро мегирем, ки ба он 26 сол боз Б. Ҳазратқулов сардорӣ мекунад. Вай ҳосилнокии ҳар гектар пахтазорро ба 40—50 центнерӣ расондааст. Ватан хизматҳои ӯро қадр кард ва бо орденҳои Ленин, Революцияи Октябрь, Байрақи Сурхи Меҳнат, «Нишони фахрӣ» ва медальҳо мукофотонид. Ё худ бригадаи пахтакории колхози ба номи Ленинро гирем, ки ба он Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон, Лауреати Мукофоти давлатии СССР, аъзои Совети Умумииттифоқии колхозҳо А. Дӯстов сарварӣ мекунад. Ин коллектив низ мунтазам ҳосили баланд ба даст меоварад. Чунин мисолҳо бисьёранд, ҳамаи онҳоро дар як мақола номбар кардан аз имкон берун аст.

Ҳамчунин дар район хоҷагиҳое ҳастанд, ки дар онҳо сардорони звенои миёна тез-тез иваз мешаванд. Натиҷа маълум: дар чунин хоҷагиҳо муташаккилӣ вуҷуд надорад, коркунон план ва ӯҳдадориҳои социалистии худро бад медоданд ,ҳосилнокии меҳнат низ паст аст. Масалан, дар колхози «Янги турмуш» сардорони бригадаҳо тез-тез иваз мешаванд. Дар натиҷаи ин хоҷагӣ дар чор соли охир плани ба давлат супоридани пахтаро иҷро карда наметавонад. Назар ба порсол дар чор моҳи соли ҷорӣ хариди гӯшт кам шудааст. Дар бригадаҳо интизоми

меҳнат низ суст аст. Дар сурате, ки коллектив ба шиносой бо роҳбарони нав банд аст, интизомро кӣ мустаҳкам мекунад?

Зимнан, дар бораи интизом. Дар баъзе коллективҳо бинобар интизоми сусти роҳбарият, дуруст кор набурдани ташкилоти партиявӣ барзиёднишондиҳӣ ва авомфиребӣ барин ҳодисаҳои манфӣ ҷой доранд. Дар корхонаи байнихоҷагии гӯсфанду аспparварӣ дар муҳофизати чорвои ҷамъиятӣ камбудиҳои ҷиддӣ ошкор гаштанд. Шахсони масъул аз ҳисоби чорво, хӯроки он ва дигар молҳо ба миқдори 13330 сӯм камомад карданд. Аммо директор М. Барфаков ва сарбухгалтер Д. Ауданов барои аз гунаҳгорон рӯёндани камомад чора наандешиданд, ташкилоти партиявӣ бошад нисбат ба онҳо муносибати принципиалӣ накард.

Барои суст будани роҳбарият дар ин хоҷагӣ ба аъзои КПСС М. Барфаков бо қарори бюрои комитети районии партия выговори қатъӣ дода шуд, сармутахассисон низ ҷазо гирифтанд, зарари моддии расонидашуда ба давлат баргардонида шуд. Пурсида мешавад: дар чунин коллективҳои меҳнатӣ дар бораи коллективи солим чӣ ҳоҷати сухан аст?

Ҳангоме ки дар бораи коллективи тифоқ ва баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат сухан меронем, набояд пудрати коллективиро фаромӯш кард. Пудрат коллективҳои меҳнатӣ, ҳар шахсро ҳавасманд мекунад ва барои ноил шудан ба ҳосилнокии баланди меҳнат, мустаҳкам кардани интизоми меҳнат, риояи режими сарфакорӣ кӯмак мерасонад.

Пудрати коллективӣ роли баланди тарбиявӣ низ дорад. Вай манфиатҳои шахсӣ ва ҷамъиятиро ба ҳам мепайвандад, фаъолии эҷодиро инкишоф медиҳад. Дар айни замон дар район 29 коллективҳои пудратӣ мавҷуданд. Дар ҳамаи онҳо муҳити ҳамкорӣ ва кӯмаки рафиқона ҳукмрон аст. Масалан, бригадаи пудратии ПМК-и байниколхозӣ, ки ба он Лауреати Мукофоти республикавии ба номи Абуали ибни Сино Ҳ. Бегиҷонов сарварӣ мекунад, қавл додааст, ки плани соли аввали панҷсолаи дувоздаҳумро то рӯзи кушодашавии съезди XXVII КПСС иҷро мекунад.

Таҷрибаи корхонаҳои пешқадам, колхозу совхозҳо нишон медиҳад, ки муттаҳидии коллективҳо, мустаҳкам намудани интизоми меҳнатро тавассути истифодаи ҳамаи воситаҳои системаи тарбиявӣ, ки ташкилотҳои партиявӣ дар ихтиёр доранд, таъмин кардан мумкин аст. Инҳо мактабҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ, меҳнати коммунистӣ ва иқтисодӣ, семинарҳои назариявию методӣ мебошанд. Коргарону колхозчиён ва хизматчиён дар машғулиятҳо асоси донишҳои сиёсӣ ва иқтисодиро аз бар карда, бо перспектива андеша ронданро меомӯзанд. Одамони аз ҷиҳати сиёсӣ ва иқтисодӣ босавод дар коллектив ҳамназарон мебошанд. Порсол дар район 257 мактаби меҳнати коммунистӣ амал мекард, ки дар онҳо 7239 кас дониш меомӯхт. Ҳоло талабҳои рӯзафзуни КМ КПСС-ро дар бораи ба роҳи интенсивӣ гузаронидани иқтисодиёт ба назар гирифта, мо шумораи чунин мактабҳоро дар район зиёд хоҳем кард. Бешубҳа барои баланд бардоштани дараҷаи тафаккури иқтисодии коллективҳои меҳнатӣ коммунистони район роли муҳим мебозанд. Онҳо дар 88 ташкилоти ибтидоӣ, 75 ташкилоти цехӣ ва 53 гурӯҳҳои партиявӣ муттаҳид гардидаанд. Дар роҳи ҳалли вазифаҳои бузурги ба назди мо гузошташуда, мустаҳкам кардани коллективҳои меҳнатии корхонаҳо, муассисаҳо, ташкилотҳо, колхозу совхозҳо онҳо қувваи бузурганд.

Дар айни замон ташкилоти партиявии район тамоми қувваро ба иҷрои планҳои панҷсолаи ёздаҳум ва иҷрои вазифаҳои Программаи озуқаворӣ равона кардааст. Барои ба ин мақсад расидан бояд ҳамаи захираҳо, ва аз ҷумла захирае, ки дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС Котиби генералии Комитети Марказии партия М. С. Горбачёв онро фаъолияти одамон номида буд, истифода мебарем. Дар муттаҳид ва муташаккил сохтани коллективҳои меҳнатӣ ин омил роли асосӣ мебозад, ки мо ба ин дар амал боварӣ ҳосил кардаем.

# СОВЕТИ МЕТОДӢ ВА ТАЪЛИМИ СИЁСӢ

*М. МОРОЗОВ,*
*ҷонишини раиси совети методии комитети партиявии райони Роҳи Оҳан оид ба таҳсили партиявӣ*

Партияи мо обутоби идеявию назариявии коммунистон, ҳамаи меҳнаткашонро ҳамчун воситаи муҳими мубориза барои коммунизм мешуморад. Таълими сиёсӣ дар системаи кори идеологӣ ҷои намоёнро ишғол менамояд. Дар ин бобат дар материалҳои съезди XXVI партия, қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд хам такмил додани таҳсили партиявӣ дар асоси қарорҳои съезди XXVI КПСС» равшан қайд карда шудааст. «Маънои таълими сиёсӣ дар он аст, ки,— гуфта шуд дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС,— ҳар кас сиёсати партияро пурра фаҳмад, донишашро дар амал татбиқ карда тавонад, вазифаи ҷамъиятиашро ба худ равшан тасаввур ва иҷро кунад».

Барои минбаъда такмил додани таълими сиёсӣ дар асоси талаботи съезди XXVI партия ва Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС кабинетҳои маорифи сиёсӣ, ки дар назди комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои калони ибтидоии партиявӣ барпо карда шудаанд, роли калон мебозанд.

Кабинетҳои маорифи сиёсии райони Роҳи Оҳани шаҳри Душанбе самаранок кор мекунанд, онҳо дар бобати расонидани ёрии методӣ ба котибони ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ, пропагандистон дар ташкил ва минбаъд такмил додани таълими сиёсӣ дар коллективҳои меҳнатӣ таҷрибаи муайяне андӯхтаанд.

Дар ҳайати совети методии комитети партиявии райони Роҳи Оҳан оид ба таҳсили партиявӣ 15 нафар коммунистони обрӯманду дорои таҷрибаи калони кори пропагандистӣ ва сиёсию тарбиявӣ ҳастанд. Онҳо коркунони илмӣ, муаллимони донишкадаҳои олӣ, ходимони энциклопедияи советии тоҷик, ҷамъияти республикавии «Дониш» мебошанд. Ба совети мазкур доценти кафедраи иқтисоди сиёсии Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин А. Эргашев роҳбарӣ мекунад.

Совети методӣ ба мутобиқкунонии фаъолият ва алоқаи мутақобилаи кабинетҳои назди корхонаю муассисаҳо, тартиб додани плани таълими сиёсӣ ва ёрии амалӣ расондан барои бартараф намудани камбудиҳои ошкоргардида, барои ташкили маорифи сиёсии комсомолӣ аҳамияти калон медиҳад.

Дар район соли таҳсили 1984—1985 дар 904 мактабу семинари системаи омӯзиши сиёсию иқтисодӣ 28 ҳазор нафар таҳсил намуданд. Дар маҷлисҳои совети методӣ дар бораи ташкил ва мазмуни таълими сиёсӣ дар заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Дзержинский, заводи қубурҳои ба фишор тобовар ва маснуоти оҳану бетон, иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи Зайнаббибӣ, институти иқтисодиёти Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон, факультетҳои алоҳидаи УДТ ба номи В. И. Ленин, Институти политехникии Тоҷикистон ахборотҳо шунида шуданд.

Комитети партиявии райони Роҳи Оҳан ва совети методии он, ташкилотҳои ибтидоии партиявии муассисаҳои илмӣ ва донишкадаҳои олӣ, корхонаҳои саноатӣ, сохтмон ва нақлиёт масъалаҳои таълими марксистӣ-ленинии меҳнаткашонро ҳамеша дар маркази диққат медоранд.

Дар муассисаҳои илмӣ ва донишкадаҳои олӣ асоси системаи таҳсили партиявиро семинарҳои методологӣ ва назариявии соҳаҳои гуногуни маърифат ташкил мекунанд. Дар панҷсолаи ҷорӣ плани перспективии кори семинарҳои методологӣ тартиб дода, он ба солҳо тақсим карда шудааст. Дар арафаи соли таҳсил дар маҷлисҳои бюрои комитети партиявӣ, совети методӣ ва советҳои илмӣ плани солонаи корро дида мебароянд. Семинарҳои методологӣ ба ҳалли як қатор масъалаҳои муҳими дар назди илми советӣ истода, такомулоти мунтазами ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинӣ, баланд бардоштани дараҷаи тайёрии олимон, мутахассисон ва муаллимон дар соҳаи методологияи материализми диалектикӣ бо мақсади минбаъда такмил додани маҳорати илмии онҳо, сифати тадқиқҳои мегузарондагиашон мусоидат мекунанд.

Бо мақсади минбаъд такмил додани дониши марксистӣ-ленинии олимон дар ҳамаи муассисаҳои Академияи фанҳо тематика тартиб дода шудааст, ки он талабот ва вазифаҳои дар назди коллектив истодаро дар бар мегирад. Кори семинарҳоро бюрои дар назди Президиуми Академияи фанҳо барпогардида пеш мебарад, ки ба он ноиби президент П. Соложенкин роҳбарӣ мекунад. Барои ёрӣ ба пропагандистон аз ҷумлаи коркунони беҳтарини шӯъбаи философия консультантҳо таъин карда шудаанд. Ба семинарҳои методологӣ директорҳои институтҳо ва ҷонишинҳои онҳо оид ба кори илмӣ роҳбарӣ мекунанд. Масъалаҳои ташкил ва мазмуни таҳсили партиявӣ дар маҷлисҳои партиявӣ, бюрои партиявӣ ва совети семинарҳои методологӣ мунтазам муҳокима карда мешаванд. Машғулиятҳои семинарҳои методологӣ дар ташкилотҳои партиявии институтҳои физикаю техника, иқтисодиёт, таърих, шарқшиносӣ, забон ва адабиёт, ботаника, шӯъбаи философия ва ғайра пурмазмун мегузаранд. Дар ин муассисаҳо ба ҳар машғулият бодиққат тайёрӣ мебинанд. Ба шунавандагон мавзӯи навбатии машғулият пешакӣ хабар дода, адабиётҳои зарурӣ тавсия карда мешавад. Таҳсили коркунони илмӣ дар семинарҳои методологӣ боиси баланд шудани самара ва сифати тадқиқоти илмӣ, зуд ҷорӣ кардани натиҷаҳои он дар хоҷагии халқ гардид. Соли 1984 дар хоҷагии халқ 37 тавсия ва таклифи муассисаҳои Академияи фанҳо ҷорӣ карда шуд ва онҳо боз 24 тавсияю таклифҳои олимонро пешниҳод намуданд. Нашриёти «Дониш» 125 номгӯй китоб, маҷмӯаи мақолаҳо, китобчаҳои олимонро нашр кард.

Дар маҷлиси совети семинарҳои философии (методологии) назди Президиуми Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон ахбороти роҳбарони семинарҳои институтҳои шарқшиносӣ ва ботаника шунида шуданд. Қайд карда шуд, ки дар институтҳои мазкур ба машғулият бодиққат тайёрӣ мебинанд. Маърӯзаҳо дар секторҳо пешакӣ муҳокима карда, баъд манзури шунавандагони семинар гардонда мешаванд. Дар баробари ин, дар маҷлис суст будани фаъолии шунавандагон қайд карда шуд. Дар маҷлиси совет инчунин масъалаи тайёр намудани материалҳои семинарҳои муассисаҳои шӯъбаи илмҳои ҷамъиятшиносӣ муҳокима карда шуд. Тавсия дода шуд, ки беҳтарин маърӯзаҳои пешниҳодкардаи муассисаҳои илмии шӯъба барои тақриз ба мутахассисон фиристода, барои нашр пешниҳод карда шавад.

Семинари назди институти физикию техникаи Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон оид ба проблемаҳои философии физикаи ҳозиразамон аз ибтидои панҷсолаи ҷорӣ самаранок ва мувофиқи мақсад кор мекунад. Ба семинар директори институт академик А. Адҳамов роҳ-

барӣ менамоянд. Мудирони лабораторияҳо, ходимони калони илмӣ, роҳбарони гурӯҳҳо аз ҷумлаи шунавандагони семинар мебошанд.

Ба қатори дигар мавзӯъҳо проблемаҳои алоқаи илм бо истеҳсолот дар шароити социализми мутараққӣ низ дохил мешавад. Бюрои партиявии институт якҷоя бо совети илмӣ вазифаи ба шунавандагони семинар имконият додани онро гузошт, ки ҷиҳатҳои амалии ин мавзӯъро фикр карда бароянд. Дар рафти муҳокима музокирачиён қайд карданд, ки яке аз камбудиҳои ҷиддии кори институт суст омӯхтани эҳтиёҷи корхонаҳои республика ба такмили технологияи истеҳсолот мебошад. Масъалаи амалӣ гардондани натиҷаҳои тадқиқот суст ҳал карда мешавад. Диққати шунавандагон ба он ҷалб карда шуд, ки онҳо бояд ҳангоми тайёрӣ ба машғулияти навбатӣ ба асарҳои классикони марксизм-ленинизм, ҳуҷҷатҳои ҳозираи партия ва ҳукумат оид ба масъалаи прогресси техника дар хоҷагии халқ муроҷиат намоянд.

Қори як қатор ҷузъҳои илмӣ дар асоси ин эродҳо аз нав сохта шуд. Таълими сиёсӣ ба инкишофи фаъолияти эҷодӣ ва ҷамъиятии шунавандагон мусоидат мекунад. Қоркунони лабораторияи криогенӣ усули хунук тамға задани детальҳоро кор карда баромада, дар заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский ҷорӣ намуданд, ки дар натиҷа ҳосилнокии меҳнат хеле афзуд. Қоркунони лабораторияҳои физикаи нимноқилҳо таҳлили рентгению структурӣ ва лабораторияи криогенӣ аз материалҳои бадошт нахгузаронакҳо сохта, дар комбинати абрешими ба номи Н. Қ. Крупская ҷорӣ карданд. Ин кор бо роҳбарии доктори илмҳои химия, профессор Ш. Мавлонов иҷро карда шуд.

Таълими сиёсии коркунони шӯъбаи философия пурмазмун мегузарад. Дар семинари методологӣ омӯзиши мавзӯи умумии проблемаҳои методологии тадқиқоти муносибатҳои ҷамъиятии социализми мутараққӣ, ки барои солҳои 1981—1985 пешбинӣ карда шудааст, давом дорад. Ба семинар мудири шӯъба, аъзо-корреспонденти Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон коммунист Ғ. Ашӯров роҳбарӣ мекунад.

Ходимони унвони илмидори шӯъбаҳо дар семинарҳои методологии дигар муассисаҳои илмии академия консультант мебошанд. Таҷрибаи кори ин семинарҳо нишон дод, ки ба системаи таълими сиёсӣ дохил кардани семинарҳои методологӣ ба фаъолияти илмӣ ва педагогӣ таъсири мусбат мерасонад. Ҳар сол ҳангоми дар маҷлисҳои бюрои партиявӣ, совети илмӣ ва совети семинарҳои методологӣ дида баромадани планҳои илмӣ мавзӯи машғулиятҳои семинарҳо, ҷиҳати философии онҳо конкретӣ кунонида мешавад. Ин кор ба такмили методикаи гузаронидани тадқиқот, баланд бардоштани дараҷаи кори илмию педагогӣ мусоидат мекунад.

Муваффақияти таълими сиёсӣ ва омӯзиши иқтисодӣ аз бисьёр ҷиҳат ба дараҷаи дониши назариявию методии кадрҳои пропагандистӣ вобаста аст. Аз ин рӯ, совети методӣ якҷоя бо ташкилотҳои партиявӣ оид ба хоста гирифтан ва тарбия намудани пропагандистон корҳои зиёдеро ба ҷо меоваранд. Одатан пропагандистон аз ҷумлаи докторҳо ё номзадҳои илм мебошанд, ки дар кори пропагандистӣ таҷрибаи кофӣ доранд. Дар байни онҳо академикҳо М. Нарзиқулов, И. Нӯъмонов, А. Абдусаломов, мудири шӯъбаи институти шарқшиносӣ Қ. Айнӣ ҳастанд. Пропагандистони номбурда ба ин супориши муҳими партиявӣ дилсофона муносибат мекунанд.

Ҷиҳати амалии омӯзиши иқтисодӣ торафт пурзӯр мегардад. Таҷрибаи машғулиятгузаронии солҳои охир андӯхтаи Институти иқтисодиёти Академияи фанҳои республика ҷолиби диққат аст. Дар ин ҷо дар семинари проблемаҳои актуалии иқтисодиёти социализми мутараққӣ қариб 40 нафар ходимони илмӣ таҳсил мекунанд. Дар машғулият ба масъалаи минбаъда такмил додани механизми хоҷагӣ, роли мусобиқаи социалистӣ дар тараққиёти истеҳсолот ва тарбияи коллектив диққати махсус дода мешавад. Ба семинар директори институт,

аъзо-корреспонденти АФ РСС Тоҷикистон, профессор Р. Раҳимов сардорӣ мекунад.

Дар институти хокшиносии Вазорати хоҷагии қишлоқ, ки дар ин ҷо семинари оид ба таълими проблемаҳои философии табиатшиносии ҳозиразамон амал мекунаду онро пропагандист И. Алиев мегузаронад, гузориши таълими партиявӣ ва омӯзиши иқтисодӣ сол то сол беҳтар мегардад. Қори семинар бо он характернок аст, ки машғулият ба тариқи мубоҳиса гузаронда мешавад.

Ташкилоти партиявии институти тадқиқоти илмии Тоҷикистон оид ба ахбороти илмию техникӣ ба омӯзиши иқтисодӣ диққати калон медиҳад. Дар мактаби иқтисодиёти конкретӣ ин ҷо аз курси прогресси илму техника ва самаранокии истеҳсолот машғулият гузаронида мешавад. Шунавандагони мактаби мазкур коркунони инженерию техникӣ ва ходимони илмии институт мебошанд. Машғулият ба кори амалии онҳо ёрии калон мерасонад. Масалан, ходимони илмӣ нишондиҳандаи маҳсулоти софи нормативӣ ва дар саноати республика истифода бурдани онро кор карда бaромаданд. Дар ин ҷо чунин масъалаҳо, монанди ҳисоб карда баромадани нишондиҳандаҳои нормативии байнисоҳавии маҳсулоти соф, омилҳое муфассал кор карда баромада шуданд, ки ҳангоми ҷорӣ намудан ба арзиши маҳсулот таъсир мерасонанд.

Дар соли таҳсили ҷорӣ пайваста ба кори асосии мутахассисони институт якҷанд маротиба машғулиятҳои амалӣ гузаронда шуданд.

Масъалаи омӯзиши марксистӣ-ленинии ҳайати профессорону муаллимон дар маркази диққати комитети партиявӣ ва совети методии УДТ ба номи В. И. Ленин меистад. Дар ин ҷо оид ба проблемаҳои асосии илми ҳозиразамон 9 семинар, 8 мактаби коммунизми илмӣ, мактаби коммунисти ҷавон амал мекунанд, ки дар онҳо қариб 600 нафар мехонанд, 22 нафар коммунистон дар университети марксизм-ленинизми назди комитети шаҳрии партия таҳсил мекунанд. Ҳайати профессорону муаллимони кафедраи илмҳои ҷамъиятшиносӣ дараҷаи идеявию сиёсии худро дар семинари назариявии назди Вазорати мактабҳои олӣ ва миёнаи махсуси РСС Тоҷикистон баланд мебардоранд. Тематикаи семинарҳои методологӣ ва назариявӣ дар маҷлисҳои партиявии факультет ва кафедраҳо тасдиқ карда мешавад.

Дар баробари ин дар ташкили таълими сиёсии коркунони илмӣ дар бобати муайян намудани тематикаи семинарҳои методологӣ ва назариявӣ камбудиҳо ҷой доранд, он ба талабот ва проблемаҳое на ҳамеша ҷавоб медиҳад, ки коллективи муассисаи илмии мазкур дар болои он кор карда истодааст. Барои ёрии шунавандагони таҳсили партиявӣ на дар ҳама ҷо гӯшаю стендҳо ташкил карда шудаанд. Консультантҳо барои чуқур ва эҷодкорона аз худ намудани материалҳои программа ба пропагандистон ва шунавандагон на ҳама вақт ёрӣ мерасонанд.

Советҳои методии назди кабинетҳои партиявии узели роҳи оҳани Душанбе ва управленияи авиацияи гражданӣ ба котибони ташкилотҳои партиявӣ ва пропагандистон ёрии амалӣ мерасонанд. Дар ҳайати ин ду совет коркунони партиявӣ ва пропагандистони таҷрибанок ҳастанд.

Дар маҷлисҳои ҳармоҳаи советҳо масъалаҳои таҳсили партиявӣ ва омӯзиши иқтисодӣ, маорифи сиёсии комсомол муҳокима карда мешаванд. Самти асосии фаъолияти советҳо ба пропагандистон барои тайёр намудану гузаронидани машғулиятҳо ёрии методӣ расондан мебошад. Бо ин мақсад ба машғулияти баъзе пропагандистон даромадани аъзоёни совети методӣ ва таҳлил намудани дарси онҳо таҷриба карда, машғулияти кушоди пропагандистони беҳтарин гузаронида мешавад. Таҷрибаи пропагандистони беҳтаринро комитети районии партия ҷамъбаст менамояд ва ба дигарон тавсия мекунад. Масалан, ба қарибӣ таҷрибаи кори пропагандисти мактаби асосҳои марк-

сизм-ленинизм А. Устинов ҷамъбаст, дониши хуби назариявии марксистӣ-ленинӣ, эътиқоди аниқи идеявӣ, фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии шунавандагон қайд карда шуд. Пропагандист ба шунавандагон зарурати чуқур омӯхтани асарҳои классикони марксизм-ленинизм, материалҳои программавиро оид ба курси таълимоти ленинӣ дар бораи ахлоқи коммунистӣ талқин мекунад. Машғулият бо иштироки фаъолонаи шунавандагон мегузарад.

Кабинетҳои маорифи сиёсии Управлениями авиацияи гражданин Тоҷикистон мақсаднок кор мекунанд. Дар соли таҳсили ҷорӣ онҳо диққати худро ба чуқур омӯхтан ва васеъ пропаганда намудани қарорҳои съезди XXVI партия ва Пленумҳои баъдинаи КМ КПСС равона карданд. Бо мақсади расонидани ёрии назариявӣ ва методӣ ба пропагандистон аз аввали соли таҳсил дар ҳамаи муассисаҳои ин ҷо семинарҳо гузаронида, дар онҳо оид ба масъалаи актуалии сиёсати иқтисодии КПСС, проблемаҳои муборизаи идеологӣ дар арсаи ҷаҳон ва методикаи гузаронидани машғулиятҳо маърӯзаҳо шунида шуданд. Пропагандистони беҳтарин мубодилаи таҷриба гузаронданд.

Таълими сиёсӣ дар заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский васеъ ба роҳ монда шудааст. Дар ин ҷо мактабҳои коммунисти ҷавон, коммунизми илмӣ ва 4 мактаби асосҳои марксизм-ленинизм амал мекунанд, ки дар онҳо 160 кас таҳсил менамоянд. Ғайр аз ин системаи омӯзиши иқтисодӣ қариб 350 нафарро фаро гирифта аст.

Кори мактаби коммунизми илмӣ, ки ба он директори завод Ф. Кехтер роҳбарӣ менамояд, самаранок аст. Дар он коркунони инженерию техникӣ таҳсил мекунанд. Мактаби асосҳои марксизм-ленинизми назди цехи чӯянрезӣ, ки пропагандисти он коммунист Ю. Несговоров мебошад, яке аз беҳтаринҳо ба шумор меравад. Дар ҳамаи шаклҳои таълими сиёсӣ машғулиятҳо бо вазифаҳои конкретии коллектив пайваста гузаронида мешаванд. Ташкилоти партиявии завод ба рафи таълим доимо назорат мекунад. Дар маҷлисҳои комитети партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии цехҳо масъалаи баланд бардоштани дараҷаи идеявию назариявии машғулият борҳо муҳокима карда шуд.

Кабинети маорифи сиёсӣ, ки дар асосҳои ҷамъиятӣ ташкил карда шудааст роҳбараш пропагандисти ботаҷриба, ҷонишини котиби комитети партиявии завод В. Конаныкин мебошад, ба пропагандистон ва шунавандагон дар ташкили таълими сиёсӣ ёрии калон мерасонад. Сармутахассисони завод, аз ҷумла саринженер Г. Щербаченко, инженери технолог У. Назаров, сардори бюрои техникӣ Т. Паномаренко ва дигарон ба кори пропагандистӣ ҷалб карда шудаанд.

Омӯзиши иқтисодӣ ва таълими сиёсӣ ба вусъати фаъолии меҳнатии шунавандагон аз бисьёр ҷиҳат кӯмак мерасонад. Завод супоришҳои планӣ ва ӯҳдадории социалистии худро мунтазам иҷро мекунад. Истеҳсоли маҳсулоти Нишони сифатдор ба 25 фоиз расид.

Совети методии район натиҷаи соли таҳсилро дар системаи маорифи партиявӣ, комсомолӣ ва омӯзиши иқтисодӣ ҷамъбаст, ҳамаи ҷиҳатҳои мусбат ва манфии онро чуқур таҳлил намуд.

Партия диққати ташкилотҳои партиявиро ба он ҷалб менамояд, ки таълими сиёсӣ набояд таътил дошта бошад. Ҳозир кабинетҳои маорифи сиёсӣ ва советҳои методии онҳо ба пропагандистон ёрӣ мерасонанд, ки таҷрибаи ҷамъиятию сиёсии шунавандагонро ташкил намоянд. Комитети партиявии район ва совети методии он аз ҳоло сар карда ба соли нави таҳсил тайёрӣ дида истодаанд, онҳо тамоми чораҳоро мебинанд, ки таълими сиёсӣ, комсомолӣ ва омӯзиши иқтисодиро мувофиқи талаботи партия ба роҳ монанд, то ки таҳсил ба вусъати фаъолии меҳнатию сиёсии коркунони тамоми соҳаҳои хоҷагии халқ ёрӣ расонад ва воситаи тарбияи сиёсии омма гардад, барои иҷрои бомуваффақияти план ва ӯҳдадориҳои социалистии коллективҳои меҳнатӣ мадад расонад.

# БО ҲАМА РОҲУ ВОСИТАҲО...

## (Мусоҳибаи актуалӣ)

Бадмастӣ на танҳо зуҳуроти ниҳоят иллатнок, балки аз ҷиҳати социалӣ хавфнок ҳам мебошад. Инро ҳама ва ҳамеша тасдиқ мекарданд. Зеро одамон медонистанд, ки бадмастӣ ва қуллаи он — майзадагӣ боиси оқибатҳои вазнин, ҳалокатовар мегардад. Дар «Мадҳи махмурӣ»-и рус қариб чорсад сол қабл аз ин гуфта шуда буд, ки «...майпарастӣ шоҳро гадову фақир, замини ӯро хушку урьён ва худашро қарздору абгор мегардонад; майпарастӣ аз марди ҳунар ақлу хирад мерабояд, вай кори худро андешида наметавонад ва гадову бенаво мегардад, майпарастӣ шавҳарҳоро аз занҳо ва занҳоро аз шавҳарҳо ҷудо месозад; майпарастӣ банду бозуро карахт мекунад, майпарастӣ одамро ба қаъри ҷаҳаннам мебарад...» Хирадмандони башар Абуалӣ ибни Сино, Гёте, Толстой, Гоголь, Достоевский ва Горький низ дар бораи ғуломии дуюм будани майпарастӣ, одамро ба ҳалокат расонда тавонистан ва шаръи хафнок будани он ҳарф задаанд.

В. И. Ленин майпарастӣ ва социализмро умуман оштинопазир ҳисоб мекард. Партияи мо ҳам ҳамин тавр ҳисоб мекард ва мекунад. Аз ҷумла, дар Пленуми июнии (соли 1983) ҚМ ҚПСС, ки масъалаҳои актуалии кори идеологӣ, оммавию сиёсии партияро дида баромад, қайд карда шуд, ки дигаргунсозии революционии ҷамъият бидуни тағьири маънавии худи одам ғайриимкон аст. Дар айни замон дар назар бояд дошт, ки ташаккули одами нав на танҳо мақсади муҳимтарин, балки шарти ҳатмии сохтмони коммунистӣ низ мебошад. Бинобар ин роҳ додан мумкин нест, ки одами нави ҷамъияти мо бандаи чунин зуҳуроти нанговар шавад. Солҳои охир бо ин мақсад ҳар гуна тадбирҳо андешида мешуданд, вале дар қарори ҚМ ҚПСС «Дар бораи чораҳои барҳам додани бадмастию майзадагӣ» аз 17 маи соли 1985 қайд карда шудааст, ки онҳо ғайриқаноатбахш ба амал бароварда, ба муқобили ин иллат давра ба давра, номуташаккилона ва номунтазам мубориза бурда мешуд. Дар ин кор ҷидду ҷаҳди органҳои давлатӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои партиявӣ ва ҷамъиятӣ низ бояду шояд ба ҳам мутобиқ карда намешуданд. Қомитети Марказии ҚПСС аз тамоми ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, роҳбарони хоҷагӣ талаб кард, ки барои баланд бардоштани самараи пропагандаи зидди майапарастӣ бетаъхир комплекси тадбирҳои ҳаматарафа асосноки ташкилӣ, маъмурию ҳуқуқӣ ва тарбиявиро андешида ба амал бароранд ва ин корро дар ҳама ҷо ривоҷу равнақ диҳанд.

Мухбири журналамон В. Қрасман бо мақсади аниқ кардани он чиз, ки дар районҳои республикаамон дар ин бобат чигуна корҳо ба ҷо оварда мешаванд, бо котиби дуюми комитети партиявии райони Евон М. Воҳидов вохӯрда, хоҳиш намуд, ки дар бораи қарори мазкури ҚМ ҚПСС-ро чӣ тавр ба амал баровардани ташкилоти партиявии район каме нақл кунад. Инак, сӯҳбати онҳо пешкаш карда мешавад:

— *Мамадраззоқ Воҳидович, райони шумо дар вилояти Қӯрғонтеппа ва умуман дар республика мақоми махсус дорад. Тақрибан бист сол қабл аз ин оби Вахш ба ин ҷо ҷорӣ шуда, водиро дигаргун сохт, он аз нимбиёбон ба макони шукуфон мубаддал гашт. Ба вамми ин иттиҳо-*

*дияи истеҳсолии «Тоҷикхимпром» сол то сол мавқеъҳояшро мустаҳкам мекунад, бинокорони тресги «Тоҷикхимстрой» ва управлениям бинокории «Ёвонводстрой» базаи худро васеъ мекунанду ҳар сол аз шаҳру районҳои республикаамон ба шаҳри шумо одамони нав ба нав меоянд, шумораи шахсони ба командировка омада низ меафзоянд.*

— Бале, ҳамин тавр аст. Вале мувофиқи мавзӯи сӯҳбати мо мусофирати одамони нав ба нав аз районҳо ва пойтахти республика, аз дигар ноҳияҳои мамлакат барои мо проблемаҳои навро низ ба миён мегузоранд. Танҳо дар семоҳаи аввали соли 1984 қариб 60 нафар одамони ба Ёвон командировкашуда меҳмони ҳушьёрхона шуданд. Ғайр аз он соли ҷорӣ 48 нафар одамони муваққатан кор намекардагӣ (онҳо маҳз мусофиранд) низ ба ин даргоҳ «ташриф» оварданд. Ба худ тасаввур карда метавонед, ки ин одамонро роҳбарони ташкилотҳо чи тавр бо дили ноҳоҳам ба кор қабул мекунанд. Мо дар мубориза ба муқобили мастигариву майпарастӣ муваффақияти муайян дорем, бинобар ин ягон роҳбар намехоҳад, ки одамеро ба кор гирад, ки ҳанӯз ягон рӯз ҳам кор накарда, ба ҳушьёрхона афтида бошад. Бадмастон ба ҳеҷ кас лозим нестанд.

— *Вай кадом муваффақият аст, ки шумо навакак зикр кардед.*

— Ҳоло мо ба кам кардани бадмастӣ муясар гардидем. Масалан, дар семоҳаи якуми соли гузашта 501 нафар одамон «меҳмони» ҳушьёрхона шуда буданд, дар моҳҳои гузаштаи соли ҷорӣ бошад, шумораи ин гуна шахсон ба 211 нафар расид.

— *Шояд ШКД-и комиҷроияи район талаботро ба андозае суст карда бошад. Масалан, барои беҳтар нишон додани вазъият дар район. Оё шумо ба ин роҳ намедиҳед?*

— Мутлақо не, баръакс, масалан, соли гузашта органҳои нигаҳдории тандурустӣ шахсан 9 нафарро ташвиқ карданд, ки ба профилакторияи табобатию меҳнатӣ рафта, худашонро муолиаҷ кунанд. Ҳоло бошад, бидуни ҳама гуна ташвиқу маслиҳат ШКД 6 касро барои табобат фиристонд ва боз барои чор нафар майзада ҳуҷҷат тайёр кардааст. Ғайр аз ин дар район ҳамаи коммунистон ва комсомолоне ба қайди махсус гирифта шудаанд, ки ба машрубот рағбати бештар доранд. Мо акнун аз онҳо ҷиддӣ ва принципиалона талаб мекунем. Хуллас, дар роҳи ба амал баровардани қарори партия ҳоло мо ба таври стихиявӣ не, балки аз рӯи плани тасдиқгардида амал мекунем.

— *Аз ин бармеояд, ки комитети партиявии район якҷоя бо ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, органҳои советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ системаи томи чорабиниҳоро оид ба бартараф кардани бадмастию майзадагӣ тартиб доданд ва тадриҷан ба амал мебароранд?*

— Комилан дуруст аст. Мо аз тадбирҳои ташкилӣ сар кардем: дар комитети партиявӣ ва комитети иҷроияи район, ташкилотҳои ибтидоии партиявии заводҳо, сохтмонҳо, совхозҳо, дар коллективҳои меҳнатӣ қарор ҳаматарафа ва чуқур омӯхта шуд. Мо хоҳиш кардем, ки дар ин ҷамъмадҳо ҳама фикру андешаи худро баён кунад. Ҳамаи мулоҳизаҳои амалӣ ҷамъбаст ва ба плани чорабиниҳо дохил карда шуданд. Ба мо махсусан ҷамъомади дар совхози «50-солагии СССР» баргузоршуда хеле маъқул шуд. Дар қарори қабул кардаи он навишта шудааст, ки ҳар як воқеаи дар ҳолати мастӣ на танҳо ба кор омадан, балки дар ҷойҳои ҷамъиятӣ, посёлка пайдо шудани коргар ҳамчун воқеаи фавқулодда ҳисоб карад шавад. Илова бар ин мо ҳайати советги мутобиқгардониро оид ба пропагандаи ҳуқуқӣ нав ва тасдиқ кардем. Совет дар назди комитети партиявии район амал мекунд, судьяи халқии район Х. Шарифов раиси он интихоб гардидааст. Совет қарор дод, ки пеш аз намоиши кинофильмхо дар кинотеатрҳои маркази район ва совхозҳо бо тамошобинон сӯҳбатҳо гузаронда, дар бораи зарари мастигарӣ ва майзадагӣ фильмҳои ҳуҷҷатӣ намоиш дода шаванд.

— *Шумо ин қадар лекторҳоро аз куҷо меёбад?*

— Ташкилоти районии ҷамъияти «Дониш» махсус барои ин мак-

сад 12 нафар лекторонро тайёр кард. Умуман чунон ки аз ҳуҷҷатҳои пленуми ташкилоти районии ҷамъияти «Дониш» дида мешавад, 264 нафар лектороне аз аттестация гузаштанд, ки дар ҳисоби 21 ташкилоти ибтидоии ҷамъияти «Дониш» меистанд. Ба ман дар бораи мазмуни баланди лекцияҳо дар мавзӯҳои зидди майзадагӣ нақл карданд, ки бо онҳо корманди ШКД-и комиҷроияи районии Ёвон С. Сангов, духтури беморхонаи марказии район И. Исмоилов, сарикҷтисодчии совхози № 3, раиси ташкилоти ибтидоии ҷамъияти «Дониш» А. Қурбонов дар байни меҳнаткашон баромад кардаанд. Умедворам, ки ташкилоти вилоятӣ ва ҷамъияти «Дониш»-и республика низ дар ин кор ба мо кӯмаки зарурӣ мерасонанд. Аз ин кори бузург газетаи районӣ ва радиошунавонии маҳаллӣ низ дар канор намондаанд. Шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии район назорат мекунад, ки дар саҳифаҳои газетаи районӣ ва дар барномаҳои радиои маҳаллӣ доир ба пропагандаи зидди бадмастӣ мунтазам материалҳои пурмазмун чоп карда ва шунавонида шаванд.

*— Вале шумо маркази асосии кори худро дар ин бобат бевосита ба коллективҳои меҳнатӣ кӯчондаед. Шояд маҳз барои ҳамин ҳам шумораи «меҳмонони» ҳушьёрхона аз заводи электрохимиявии Ёвон назар ба соли гузашта қариб се баробар кам шуда бошад. Ман ба корхона рафта, аз ҷумла фаҳмидам, ки А ва К (ҳарду сардорони смена, соҳиби маълумоти олӣ сарвари оила мебошанд) пештар машрубонро суиистеъмол мекарданд, ҳоло бошад, аз он комилан даст кашидаанд ва нағз кор мекунанд.*

— Оре, ҳамин тавр аст. Коллективҳои меҳнатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятии корхонаҳо ҳоло муборизаро ба муқобили майпарастию бадмастӣ қатъиян зери назорати махсус гирифтаанд. Масалан, ташкилоти комсомолии трести «Тоҷикхимстрой» бо ташаббус баромад кард: ҳамаи комсомолонро, ки оила доранду аз машрубот суиистеъмол мекунанд, ба қайд мегирад. Қарор дода шудааст, ки ин оилаҳо беэътимод ҳисоб карда, аъзоёни комитети комсомолӣ ва «прожекторчиён» бо мақсади солимгардонии вазъи оилавӣ зуд-зуд аз ҳоли онҳо хабар гирифта истанд. Ман боз як мисоли мусбат овардан мехоҳам. Мо алоқаи байни инспекторони участкавии ШКД ва духтурони участкавии касалхонаи марказиро қавитар гардондем. Кормандони ин соҳаҳо дар бораи ҳамаи он воқеаҳое, ки дар участкаашон рӯй медиҳанд, ҳамдигарро хабардор карда меистанд. Махсусан дар бораи дар ҳолати мастӣ беасос даъват кардани духтурҳо, ки воқеан ҳам «касалӣ» шудааст, ба ҳамдигар хабар медиҳанд. Оё шухӣ аст, ки мувофиқи маълумоти касалхонаи марказии район соли гузашта дар натиҷаи мастигарӣ 27 кас сахт маъюб шуд.

*— Ман ба ин сӯҳбат тайёрӣ дида, бо бисьёр коркунони комитети партиявӣ, комиҷроияи район, директорони корхонаҳо ва совхозҳо ҳамгап шудам. Бе шубҳа, кори зиёде ба ҷо оварда шудааст, вале дар назди райони шумо проблемаҳои зиёде истодаанд. Дар хусуси муҳимтарини онҳо каме нақл кунед.*

— Агар дар бораи проблемаҳои дар назди мо истода гап занем, пас мо ба манбаъҳои бадмастӣ дар район дахл мекунем. Аввало, одам як смена кор карда, ба хона, ё ба хобгоҳи умумӣ бармегардад, баъд чи: кинотеатр аз соли 1978 боз, меҳмонхона сездаҳ сол боз ва ҳаммом ҳам дар ҳамин қадар вақт сохта мешавад. Воқеан, ба вазоратҳое, ки ташкилотҳои тобеи онҳо бояд дар бораи маишат ва маданияти мо ғамхорӣ кунанд, супурда шуда буд, ки ба таври таъҷилӣ барои ободонии маркази район ёрӣ расонанд. Ба ин супориш вазорати алоқа якумин шуда ҳамовозӣ кард ва баъди сездаҳ сол корро дар сохтмони нотамоми узели алоқа аз нав оғоз кард. Ба Вазорати сохтмони республика супурда шуда буд, ки имсол биноҳои универсам, маркази ҷамъиятӣ, кинотеатр ва поликлиникаро ба истифода диҳад. Вале ба иҷрои ин супориш бовар кардан душвор, чунки трести «Тоҷикхимстрой» ба-

рои иҷрои супориши вазорат шитоб намекунад. Сониян, посёлка торафт васеъ мегардад, сохтмони манзил вусъат меёбад, вале он тобеи идораҳост. Комиҷроия фақат ба навхонаҳо ордер медиҳаду дар кори баҳисобгирӣ ва тақсимоти он тамоман иштирок намекунад. Ба фикрам, агар тамоми манзилгоҳ ба ихтиёри комиҷроияи район дода ва шӯъбаи дахлдор бо хизматҳои заруриаш ташкил карда мешуд, дуруст мебуд. Зимнан, ин проблемаро таҳлил карда, ба чунин хулоса омадем, ки хизмати коммуналии район ҳам беҳбудӣ металабад.

Сеюм, мо нуқтаҳои савдои машруботро қариб ду баробар кам кардем. Минбаъд боз ҳам камтар мекунем. Вале ҳиссаи фурӯши нӯшокиҳои спиртдор дар плани умумии идораи савдои шаҳр ва ҷамъияти матлуботи район хеле калон аст. Аз афташ қусури маҳдуд карда шудани фурӯши нӯшокиҳои спиртдорро аз ҳисоби зиёд кардани фурӯши дигар молҳои озуқаворӣ ва саноатӣ баровардан лозим. Бинобар ин аз ташкилоту идораҳои вилоятӣ ва республикавӣ хоҳиш мекунем, ки ба мо ба қадри кифоя чунин молҳо ҷудо кунанд. Ба қарибӣ ман ахбороти хизмати наркологиамонро хондам. Хулоса чунин аст: органҳои нигоҳдории тандурустии мо барои мубориза ба муқобили бадмастӣ ниҳоят камқувватанд. Хоҳиш мекардем, ки Вазорати нигаҳдории тандурустӣ ҳангоми тақсимоти имсолаи хатмкунандагони донишкадаҳо ва институти тиббӣ ҳамаи талабномаҳои моро барои духтурҳо, фельдшерҳо ва ҳамшираҳои тиббӣ ба инобат гирад. Аз ҷумла, дар маркази район ҳоло даҳ духтури участкавӣ намерасад. Пурсида мешавад, ки дар чунин вазъият киро нарколог таъин кардан мумкин?

Ман танҳо проблемаҳои таъхирнопазирро зикр кардам, ки ҳалли таъҷилии худро интизоранд. Бе ёрмандии ташкилотҳои вилоятӣ ва республикавӣ, вазорату идораҳо мо онҳоро аз рӯзнома бардошта наметавонем.

*— Ман мушоҳида кардам, ки аҳолии Ёвон тадбирҳои андешидаи ташкилотҳои райониро дар роҳи мубориза ба муқобили бадмастӣ ҳамаҷониба дастгирӣ мекунад. Масалан, дина ба назди мо гурӯҳи ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ташриф овард.*

— Ин гурӯҳ аллакай бори дуюм ба назди ман меояд. Бори якум онҳо соли гузашта омада талаб карданд, ки комитети партиявӣ якҷоя бо комиҷроия дар маркази район тартибот ва тозагиро ҷорӣ намоянд. Дина бошад, онҳо таклиф кардаанд, ки ба муборизаи зидди бадмастӣ ва майзадагӣ духтурҳои станцияи санитарию эпидемиологӣ, кормандони отряди зидди сӯхтор низ фаъолона ҳамроҳ шаванд.

Ба назди ман на танҳо меоянд, балки мактуб ҳам менависанд. Коммунист Қаюм Халилов, ки стажи биступанҷсола дорад, ба ман мактуби хеле нағз навишта, таклиф менамояд, ки барои пропагандаи зидди бадмастӣ аз таҷрибаи ветеранҳои ҷанг ва меҳнат фаъолона истифода барем.

Мусоҳибаи мо бо котиби дуюми комитети партиявии район М. Воҳидов натанҳо дар кабинет ҷараён мееёфт. Мо дар майдонҳои бинокорӣ цехҳои заводҳо ва киштзорҳои совхозҳо низ онро идома медодем. Дар ҳама ҷо одамон накшаҳои комитети партиявиро оид ба барҳам додани бадмастӣ ва майзадагӣ маъқул медонистанд. Аз ҷумла, инженер М. Холов чунин ҳисоб мекунад, ки агар саноати Ёвон соле 40 миллион сӯм даромад диҳад, пас аз ҳисоби барҳам додани бадмастӣ ва майзадагӣ ин рақамро боз 4 миллион сӯм зиёд кардан мумкин. Дар ҳақиқат ҳам ҳамин тавр аст, ба ақидаи олимон комилан «ҳушёр» гардондани процессҳои меҳнат бояд 10 фоиз афзудани ҳосилнокии онро таъмин намояд. Зимнан, бидуни ягон хел тадбиру чорабинии иловагӣ.

Ҳамин тавр, дар Ёвон ба муқобили бадмастӣ ва майзадагӣ ҷанги катъӣ эълон карда шудааст ва он бо ҳама роҳу воситаҳо пеш бурда мешавад. Ин боварӣ мебахшад, ки ин иллати социалӣ барҳам дода хоҳад шуд.

**КОММУНИСТ ТАДЖИКИСТАНА**

Ежемесячный теоретический и политический журнал
ЦК КП Таджикистана

*(на таджикском и русском языках).*



**Адреси идора: 734660, Душанбе, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.**

**Телефонҳо: сармухаррир 22-26-67, ҷонишини сармуҳаррир ва котиби масъул 22-10-83, шӯъбаҳо: ҳаёти партиявӣ 22-19-31, пропаганда, таърих ва иқтисодиёт 27-07-33, философия ва коммунизми илмӣ 27-06-33, мусаҳҳеҳ 27-12-16.**

**Ба матбаа 10. 06. 85 супурда шуд. Ба чопаш 28. 06. 85 имзо карда шуд. Формати коғаз 70×108¹/₁₆. Чопи барчаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4.**
Адади нашр 17177 (тоҷикӣ — 12192, русӣ — 4985).

КЛ 02277 Заказ № 2104

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

Нархаш 25 тин.
Индекс 77559
ISSN 0130—240X

# КИТОБҲОИ НАВИ НАШРИЁТИ АДАБИЁТИ СИЁСӢ

Энгельс Фридрих. **Пайдоиши оила, моликияти хусусӣ ва давлат.** Ба муносибати тадқиқоти Льюис Г. Морган. 240 саҳифа, 200 ҳазор нусха, нархаш 45 тин.

Ленин В. И. **Мусобиқаро чӣ тавр ташкил кардан лозим аст! Ташаббуси бузург.** (Дар бораи қаҳрамонии коргарон дар ақибгоҳ. Дар хусуси «Шанбегиҳои коммунистӣ»). 32 саҳифа, 150 ҳазор нусха, нархаш 5 тин.

Ленин В. И. **Мулоҳизаҳои танқидӣ оид ба масъалаи миллӣ.** Дар бораи ҳуқуқи худмуайянкунии миллатҳо. Дар бораи ифтихори миллии великороссҳо. 256 саҳифа, 200 ҳазор нусха, нархаш 95 тин.

Ленин В. И. **«Дӯстони халқ» чист ва онҳо ба муқобили социал-демократҳо чӣ тавр меҷанганд!** (Ҷавоб ба мақолаҳои «Русское Богатство» ба муқобили марксистон). 248 саҳифа, 5 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 40 тин.

Владимир Ильич Ленин. **Тарҷумаи ҳол дар 2 ҷилд.** Солҳои 1870—1924. Ҷилди 1. Солҳои 1870—1917. Нашри 7. Институти марксизм-ленинизми назди КМ КПСС ба чоп тайёр кардааст. 400 саҳифа, 400 ҳазор (1—100000) нусха, нархаш 1 сӯму 10 тин.

Сильвин М. А. **Дар рӯзҳои «Мубориза барои озодкунии иттифоқи синфи коргар».** Нашри 2. 16 саҳифа, 125 ҳазор нусха, нархаш 5 тин.

Стасова Е. Д. **Муаллим ва рафиқ.** Нашри 4. 32 саҳифа, 300 ҳазор нусха, нархаш 10 тин.

**Бо маршрутҳои таҷрибаи пешқадам.** 288 саҳифа, 60 ҳазор нусха, нархаш 80 тин.

Яровиков В. С. **Ҷилои маҳорати ҳарбӣ.** Дар бораи маршали Иттифоқи Советӣ А. М. Василевский. Нашри дуюми иловакардашудаи. 128 саҳифа, 200 ҳазор нусха, нархаш 20 тин.

Маркелова Л. П. **Бо аслиҳаи эҷодӣ.** 144 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 25 тин.

**Оилаи Ульяновҳо.** Нашри 2. 512 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 20 тин.

Кудрявцев А. С., Муравьева Л. Л., Сиволан-Кофтанова И. И. **Ленин дар Женева. Ҷойҳои ёдгорӣ.** Нашри дуюми коркардашуда ва иловакардашуда. 336 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 30 тин.

**Мо якҷоя мубориза мебарем.** Очерк дар бораи ҷанговарон-интернационалистон. 352 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 75 тин.

Ульяновский Р. А. **Ғалаба ва душвориҳои ҳаракати миллии озодихоҳона.** 248 саҳифа, 38 ҳазор нусха, нархаш 1 сӯму 20 тин.

**Масъалаҳои атеизми илмӣ дар системаи маорифи партиявӣ.** 272 саҳифа, 100 ҳазор нусха, нархаш 65 тин.